**Академияи илмҳои Ҷумҳурии Тоҷикистон**
**Институти забон, адабиёт, шарқшиносӣ ва мероси хаттии ба номи Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ**

***Ба пешвози ҷашни 600-солагии Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ***

**Аълохон Афсаҳзод**

# ДАРЁИ НУР

Душанбе:
Дониш, 2014

**Аълохон Афсаҳзод. Дарёи нур**

Ин рисолаи илмию адабӣ аз зиндагӣ, осор ва афкори шоир, нависанда, олим, орифи бузурги форсу тоҷик Абдурраҳмони Ҷомӣ ҳикоят мекунад. Асоси онро осори худи Ҷомӣ, навиштаҷоти шогирдони наздиктарини вай - Алишери Навоӣ, Абдулғафури Лорӣ, Алӣ ибни Ҳусайн Воизи Кошифии мутахаллис ба Сафӣ ва Абдулвосеи Низомӣ, ки қариб панҷоҳ сол мулозими ӯ будаанд ва ахбори ҳамасрони шоир ташкил медиҳанд. Рисола агарчи барои ҷавонон ва талабаҳои синфҳои болоии мактаб навишта шудааст, хондани он ба ҳамаи алоқамандони шахсият ва эҷодиёти ӯ судманд хоҳад буд.

Муҳаррирон: Шамсиддини Муҳаммадӣ ва Холидаи Давлат

# ҶАМОЛИ ДИЛИ НУРБАХШ
## (Ба ҷои сарсухан)

Дар таърихи ҳазорсолаи адабиёти форсии тоҷикӣ ба мисли шоир ва мутафаккири бузурги асри XV Абдурраҳмони Ҷомӣ касе ёфт намешавад, ки оид ба аҳвол ва осори вай ба ин фаровонӣ маълумоти дақиқу саҳеҳ мавҷуд бошад. Чунонки Аълохон Афсаҳзод ҳам бори дигар дар ин китобаш хотирасон мекунад, «доир ба тарҷумаи ҳол, хулқу атвор ва эҷодиёти Ҷомӣ... дар асри XV «Хамсат-ул-мутаҳаййирин»-и Алишери Навоӣ, «Такмила бар «Нафаҳот-ул-унс»-и Абдулғафури Лорӣ ва «Мақомоти Мавлавӣ Ҷомӣ»- и Абдулвосеи Низомӣ таълиф гардида буданд. Боби махсуси китоби «Рашаҳот айн-ул-ҳаёт»-и Фахриддин Алӣ ибни Ҳусайн Воизи Кошифӣ ва ҳикоятҳои зиёди «Латоиф-ут-тавоиф»-и ҳамин муаллиф ва «Бадоеъ-ул-вақоеъ»-и Зайниддин Маҳмуди Восифӣ низ ҳукми китобҳои алоҳидаро доранд. Инчунин Давлатшоҳи Самарқандӣ, Камолиддини Биноӣ, Ғиёсиддини Хондамир, Муиниддини Исфизорӣ, Мирхонд, Бобурмирзо, Соммирзои Сафавӣ ва чанде дигар аз аҳли фазли асри XV ва асри XVI низ дар осори худ лаҳзаҳои ҷудогонаи рӯзгори ин мутафаккири бузургро тавзеҳ додаанд. Худи Ҷомӣ ҳам дар тамоми осораш оид ба шарҳи ҳоли худ маълумоти пурқимат медиҳад, ки дар байни онҳо рисолаи «Руқаот» (Мактубҳо), қасидаи «Рашҳи бол ба шарҳи ҳол» (соли 893/ 1487) ва «Қасидаи шайбия» (аз Девони якум) мақоми махсус дорад» (саҳ. 5). Ин ҳодисаи мумтоз, пеш аз ҳама, ба шуҳрат ва мақоми беандозаи худи Абдурраҳмони Ҷомӣ дар ҳаёти илмию адабии асри XV ва давраҳои минбаъда далолат мекунад ва қонунӣ будани пайдоиши асари илмию адабии А. Афсаҳзод «Дарёи нур»-ро дар бораи шарҳи ҳоли муаллиф барои хонандагони мактаби миёна, ки ба забони

тоҷикӣ оид ба саромадони илму адабиёти гузаштаамон аз таҷрибаҳои нахустин аст, таъкид менамояд.

Ба даст даровардан ва омӯхтани ҳамаи он сарчашмаву маълумотномаҳое, ки аз ҷараёни зиндагии Ҷомӣ баҳс мекунанд, кори басо душвор ва меҳнатталаб аст. Зеро, мутаассифона, аксари онҳо имрӯз мавриди таҳлилу тадқиқ қарор нагирифтаанд. Хушбахтона, ба адабиётшиноси боистеъдоди тоҷик А. Афсаҳзод, ки зиёда аз чаҳордаҳ сол боз бо омӯзиш ва нашри осори Абдурраҳмони Ҷомӣ машғул буда, муҳимтарин асарҳои адабии ӯро, аз ҷумла достони «Лайлӣ ва Маҷнун», китоби «Баҳористон» ва девонҳои сегонаро нашри танқидӣ кардааст, мушарраф гардидааст, ки онҳоро дар якҷоягӣ ба доираи таҳқиқ кашад. Зимнан, бояд гуфт, ки номаълуму дастнорас будан ва омӯхта нашудани аксари асарҳои мазкур кори муҳаққиқони ҳаёт ва эҷодиёти муаллифро мушкил гардонда бошад ҳам, корест, ки ба туфайли заҳмат ва кӯшиш дар як фурсати муайян бартараф мешавад. Вале ин масъала душвории дигаре дорад, ки рафъи он саҳл нест. Ин душворӣ иборат аз он аст, ки муаллифони рисолаву тазкира ва дигар сарчашмаҳои адабию таърихӣ ба аҳвол ва осори Абдурраҳмони Ҷомӣ бо нияти эҷодии махсус ва аз назари хосси худ рӯй овардаанд ва табиист, ки ҷараёни зиндагии ӯ, саҳифаҳои ҷудогонаи умр ва лаҳзаҳои алоҳидаи эҷодиёт, хулоса фаъолияти илмию адабиашро ба таври гуногун шарҳ додаанд. Ҳамаи ин гуфтаву мулоҳизаҳоро санҷида, сараро аз носара, ҳақро аз ботил ҷудо кардан лозим буд. А. Афсаҳзод чунин корро бо сарбаландӣ иҷро кардааст ва дар натиҷа дар бораи шарҳи ҳоли ин шоир ва мутафаккири бузурги форсу тоҷик як асари илмию адабии нисбатан мукаммал ва саҳеҳро ба вуҷуд овардааст.

Аз саҳифаҳои нахустини китоби А. Афсаҳзод «Дарёи нур», пеш аз ҳама, як чиз баръало ба назар мерасад, ки ӯ

кӯшиши бисёр намудааст, ки дар баёнаш ҳама дурусту рост ва ба аслаш мувофиқат дошта бошад. Барои ҳамин ҳам, чунонки худ низ дар муқаддима таъкид менамояд, асоси тадқиқоташро маҳз «осори худи Ҷомӣ, навиштаҷоти шогирдони наздиктарини вай - Алишери Навоӣ, Абдулғафури Лорӣ ва Абдулвосеи Низомӣ, ки қариб панҷоҳ сол мулозими ӯ будааст, Алӣ ибни Ҳусайн Воизи Кошифии мутахалис ба Сафӣ, ки боҷаи Ҷомӣ низ будааст ва ахбороти муосирони шоир ташкил мекунанд» (саҳ.6). Муаллиф ифтихор дорад, ки «Номаҳои Ҷомӣ аз рӯи дастхатти худи ӯст» (ҳамон саҳифа). «Аз ин ҷиҳат дар ин китоб, - гуфтааст вай, - порчаҳои бофтаи маҳз вуҷуд надоранд. Баръакс, бисёр вақтҳо аз рӯи чандин манбаъҳои адабӣ, таърихӣ ва ҷуғрофӣ санҷида шуда, дурустии он пазируфта шудааст» (ҳамон ҷо)». Барои ҳамин  ҳам ҷаҳд кардааст, ки на танҳо воқеаву ҳодисаҳоро айнан аз рӯи санадҳо нақл намуда, аслашонро нигоҳ дорад, балки «услуби забон»-и он навиштаҷот ҳам риоя шавад. Ва ҳатто як навъ афсус мехӯрад, ки «чун китоб барои омма, махсусан барои ҷавонон ва талабагони синфҳои болоии мактаб навишта шудааст, дар он манбаи иқтибосу санадҳо зикр нашуда (таъкид аз мо – А.С.), фақат баъзе калимаву истилоҳҳои таърихӣ шарҳ меёбанд» (саҳ.6). Ингуна кӯшиши беандоза ва ҷидду ҷаҳди фавқулодаи А. Афсаҳзод ба санадписандӣ, аз як тараф, ба тақозои табиати аслии ҳамагуна асарҳои таърихӣ ва тарҷумаиҳолӣ вобаста бошад, аз тарафи дигар, ҳамоно натиҷаи фаровонии асарҳои санадию хотиротӣ оид ба мавзӯъ мебошад. Албатта, дар ин ҷо аз зуҳури табиии тафаккури илмии муаллиф низ набояд сарфи назар кард.

А. Афсаҳзод нисбат ба ҳаёт ва эҷодиёти Абдурраҳмони Ҷомӣ бо назари тозае нигаристааст. Ба ақидаи ӯ, **Ҷомӣ қабл аз ҳама адиби маърифатпарвар буда,**

**мақсади ягона ва аслии вай бо нури маърифат мардумро аз ҷаҳлу ҷаҳолат раҳонидан ва ба сӯи зиндагии орому осуда ва рӯзгори хуш раҳнамуд кардан аст.** Маҳз бо ҳамин ният бо кӯшиши тамом илму адаб меомӯзад, шеъру достонҳо эҷод менамояд, асарҳои илмию оммавӣ менависад, подшоҳону ҳокимони замонро панду насиҳат медиҳад, золимону ҷоҳилон ва душманони илму маърифатро сахт ҳаҷву масхара мекунад, ба бечорагону бенавоён мадад расонда, барояшон мактабу мадрасаву шифохонаҳо месозад. Маҳз бо ҳамин ният ба тасаввуф рӯй оварда, оқибат аз пешвоёни ҷараёни нақшбандия мешавад, сафари ҳаҷ мекунад ва ғайра. Тасодуфӣ нест, ки шиори «Ранҷ каш баҳри роҳати дигарон», «Ибодат ба ҷуз хизмати халқ нест» ва «Агар будӣ аз ҷаҳл ҳар сина соф, - Барафтодӣ аз халқ расми хилоф» аз аслҳои асосии ғоявӣ ва эстетикии Абдурраҳмони Ҷомӣ мебошанд.

Маърифатро Ҷомӣ барои дарки моҳияти ҳақиқати зиндагӣ ва пойдор гардондани он силоҳ намудааст. Ҳақиқати зиндагӣ аз назари адиб адлу адолат, оромиву осудагӣ, покию хушӣ, одаму одамгарӣ ва ғайра дар ҷамъият мебошад. Гоҳе дар ин роҳ ба гуноҳи «рӯзгори ҷоҳилнавози олимгудозаш» бино ба зарурат ба маърифати худовандӣ низ рӯ оварда, ба хотири кашфи асрори ҳақиқати воқеӣ аз паи ҳақиқати илоҳӣ ҳам шудааст. Бинобар ин ҳам сӯфигарии ӯ махсус буда, як навъ зуҳури эътироз ва ноқаноатмандӣ аз воқеияти давр мебошад. Албатта, имрӯз ба мо маълум аст, ки танҳо бо роҳи илму маърифат дар он замона дар ҷамъият адлу адолат, оромиву осудагӣ, покию хушӣ, одаму одамгариро барқарор намудан амри маҳол буд. Ва аҷиб он аст, ки онро худи Абдурраҳмони Ҷомӣ ҳам оқибат ба туфайли заковати бузургаш пай бурда будааст ва аз ин рӯ ҷамъиятеро дар хаёлаш парваридааст, ки:

На з-эшон тавонгар касе, не фақир,<br>
Бар эшон на султон касе, не амир.

Баробар ба ҳам қисмати молашон,
Мувофиқ ба ҳам сурати ҳолашон.

Бо ин ҳама маърифатро воситаи кашфи ҳақиқати зиндагӣ қарор додани Ҷомӣ дар он давра як қадами ҷиддӣ ва ҷасуронае ба сӯи пеш буд ва маҳз аз тарафи мисли ӯ фарзандони бузурги халқу Ватан гузошта мешуданд.

Маърифату ҷаҳолат аз ҷумлаи қаҳрамонони марказии асари А. Афсаҳзод «Дарёи нур» мебошанд ва бунёди низои он ҳам бар ҳамонҳост. Ҳомию пуштибони маърифат ва тарғиботгари он Абдурраҳмони Ҷомию ҳаммаслаконаш, аз қабили Навоӣ, Султон Ҳусейн, Улуғбек, Шамсиддин Муҳаммад, Лутфӣ ва дигарон буда, ҳақиқат, одамӣ, адлу адолат, халқпарварию инсонпарварӣ, хирадмандӣ, ахлоқи ҳамида ва илму маърифатро хоҳонанд. Ҷаҳолатро ҷоҳилони давр султононе, мисли Абӯсаиду Абдулатиф, Саид Қосими Нурбахш, Мулло Ҷалол, Камолиддин Шайх Ҳусейн, Зӯбӣ, Мавлоно Сиёвуш ва дигарон талабгор буда, ноодамӣ, зулму тааддӣ, золимӣ, нодонӣ, бадхӯӣ ва ғайраро announcing мeписанданд. Мубориза маърифату ҷаҳолат дар асар басо пуршиддат давом мекунад. Ҷаҳолатпарастони аср ба мутафаккирони барҷастае, мисли Ҷомӣ ва Улуғбек туҳмат зада, онҳоро кофир эълон менамоянд ва аз паи ҷисман нест намудани онҳо мешаванд. Оқибати ғамангези амалиёти зишти онҳо ташвишҳои беҳудаи якумӣ ва марги бегуноҳи дувумӣ мебошад. Бар асари бадгӯиҳои душманони маърифат Алишери Навоӣ аз марказ ба Астарободи як муддат бадарға мешавад ва ғайра ва ҳ.к. Вале, оқибат чунонки мебояд, маърифат, одаму одамгарӣ ва ақлу хиради инсонӣ ғолиб меояд. Номи Ҷомию Улуғбек ва Навоӣ зиндаю ҷовид монд, вале аз душманони онҳо ғайр аз рӯсиёҳияшон дигар нишоне нест.

Ҳамин тавр, чунонки бармеояд, ба Ҷомӣ ҳамчун адиби маърифатпарвар нигаристани А. Афсаҳзод моҳияти аслии фаъолияти илмию адабии басо мураккаб ва печ дар печи муаллифро бо тамоми душворӣ ва пастию баландиҳояш ошкор сохта, мавқеи ӯро дар таърихи илму адабиёти асрҳои миёна ва афкори сиёсию иҷтимоии мардуми форсу тоҷик муайян намудааст. Ин чиз, бешубҳа, аз комёбиҳои илмию эҷодии ба назар намоёни муаллиф мебошад, зеро, агар ба таъбири Л.Н.Толстой гӯем, «калиди ҳолот»-и Абдурраҳмони Ҷомиро ёфтааст. Нависандаи бузурги рус шаҳодат додаст, ки «барои он ки чеҳраи Николайро дар повести машҳураш «Ҳоҷӣ Мурод» офарида бошад, ҳамаи он чизе ки дар бораи зиндагии вай ва хислаташ ҳаст, гирд овардааст ва хондааст, то ки калиди хислати қаҳрамонро пайдо намояд». Дар баробари ин агар ӯ масъалаҳои басо мураккаби муносибати Абдурраҳмони Ҷомӣ бо тасаввуф ва шарҳи сафари ҳаҷи ӯ, махсусан сояравшанҳои алоқаи адиб бо нақшбандия ва динро боз ҳам равшантару хоно баён менамуд, комёбиаш комилтар мегардид.

Абдурраҳмони Ҷомӣ дар тасвири А. Афсаҳзод ҷавони соҳибистеъдод, донишҷӯи закӣ (муаммоӣ), инсони мумтоз, падари меҳрубони доғи фарзандҳою бародари меҳрубондида, каси эҷодкор, дӯст ва ходими давлатӣ буда, ҳаётдӯсту зиндадил, раиятпарвару ҳоҷатбарори шоҳу дарвешон аст, ки ба ҳақиқати таърихӣ пурра мувофиқат мекунад. Дар воқеабандӣ А. Афсаҳзод асосан ба таърихи вуқӯъи (хронология) ин ва ё он ҳодисаву саргузашт такя намуда, аз замони ба дунё омадани Абдурраҳмони Ҷомӣ то рӯзи дафнашро ба қалам додааст. Дар баробари ин пайваста ба зинаҳои гуногуни ҳаёти ин адиби бузург аз ҳаёти иҷтимоию сиёсӣ ва мадании давр ба тақозои баён ҷо-ҷо баҳси доманадоре кардааст, ки барои омӯхтани муҳити иҷтимоӣ ва мадании асри XV мадад мерасонад.

Табиати асари тарҷумаиҳолӣ низ аслан баёни хронологиро мепарварад. Агар ин воқеъабандӣ баробари баёни хронологӣ ба инкишофи мантиқии шахсияту чеҳраҳои адибӣ қарор гирад, тасвир аз ҳар ҷиҳат мукаммалтару воқеъӣ мегардад. Зеро маҳз ба туфайли чунин усули тасвир симои ҳақиқӣ ва аслии намояндагони гузашта ва имрӯзаи илму маданият, аз ҷумла Ҷомиро офаридан мумкин аст ва маҳз ба ҳамин восита ҳаёт ва эҷодиёти онҳо ба маркази мадду ҷазри муҳимтарин ҳодисоти давр табдил меёбад.

Талаботи мазкур зарурати ихтисору илова, такмилу тафтиши маълумоту санадҳои адибию таърихиро ба миён мегузорад. А. Афсаҳзод дар иҷрои ин кор ҷаҳди зиёде кардааст, вале ҳанӯз ҳам дар китоби ӯ таъсири гоҳе ба маълумоти фаровони сарчашмаҳо пойбанд шуда, аз алоқаи мантиқии онҳо сарфи назар кардан намудор мешавад. Бинобар ин дар баъзе саҳифаҳо ва фаслҳо шарҳу тафсири нолозиму зиёдатӣ ва такрору тафсили ноҷояи санаду ҳодисаҳо ва ё баръакс ба назар мерасад, ки онҳоро ҳангоми таҳрири нав ба осонӣ бартараф кардан мумкин аст. Аз ҷумла муносибати Ҷомиро ба касони мутаассиб дар асар боз ҳам равшантар кардан лозим меояд. Баёни ишқи ӯ ҳам ҳанӯз, албатта аз нарасидани маълумоти даркорӣ либоси бадеии мувофиқ наёфтааст ва ғ. ва ҳ.к. Ин ҷо дар баробари маълумоти асрҳои хотиротию тадқиқотӣ ва сарчашмаҳои адабию таърихӣ мундариҷаи ғоявию бадеии осори адабии Абдурраҳмони Ҷомӣ, алалхусус «Ҳафт авранг»-и ӯро низ ба эътибор гирифтан лозим аст. Зеро асарҳои адабии Ҷомӣ, чунон ки худ борҳо гуфтааст, девони аъмоли ӯ, яъне корномааш мебошанд.

Асари А. Афсаҳзод «Дарёи нур», ки барои хонандагони мактаби миёна таълиф шудааст, аз саргузашти бисёр аҷиб ва ибратбахши яке аз бузургтарин шоирон ва ва

мутафаккирони гузаштаи мо ва таълимоти ӯ бо забон ва сабки хоно ҳикоят мекунад. Аз ин сабаб бознашри чунин асар зарур ва саривақтӣ буда, барои баланд бардоштани завқи эстетикии хонандагон ва вусъати назари онҳо барои дар рӯҳияи ғояҳои гуманистӣ тарбият намудани насли наврас як воситаи муҳим ва беназир мебошад. Дар омади гап, он асарҳоеро ҳам, ки оид ба намояндагони ҷудогонаи илму адабиётамон, аз ҷумла дар бораи Ибни Сино, Берунӣ ва Хайём ба забонҳои дигар навишта шуданд, тарҷума кардан ва ба роҳ мондани нашри мунтазами асарҳои адибию таърихии оригиналӣ дар бораи гузаштагон, аз қабили асарҳои С. Улуғзода, Р. Ҳодизода ва дигарон оид ба Рӯдакӣ, Фаррухӣ, Аҳмади Дониш, Шоҳин ва ғайра аҳаммияти калони таълимӣ ва тарбиятӣ дорад. Умед аст, ки нашриётҳои давлатӣ ва хусусии кишвар ин корро дар оянда анҷом хоҳанд дод ва бо ҳамин эҳтиёҷи рӯзафзуни хонандагони тоҷикро ба чопи чунин асарҳо қонеъ хоҳанд кард.

Абдунабӣ Сатторзода, профессор
31 майи 1976,
21 марти 2014

# САРСУХАНИ МУАЛЛИФ
# БА НАШРИ НАХУСТИН

Абдурраҳмони Ҷомӣ дар замони зиндагиаш чун нависанда ва олими беҳамто шинохта шуда буд. Бинобар ин, на фақат ашъори ӯро мехонанд, балки доир ба тарҷумаи ҳол, хулқу атвор ва эҷодиёти Ҷомӣ  дар асри XV “Хамсат-ул-мутаҳаййирин”–и Алишери Навоӣ, “Такмила дар “Нафаҳот-ул-унс”-и Абдулғафури Лорӣ ва “Мақомоти Мавлавӣ Ҷомӣ”-и Абдулвосеи Низомӣ таълиф гардида буданд. Боби махсуси китоби “Рашаҳот айн-ул-ҳаёт”-и Фахриддин Алӣ ибни Ҳусайн Воизи Кошифӣ ва ҳикоятҳои зиёди “Латоиф-ут-тавоиф”-и ҳамин муаллиф ва “Бадоеъ-ул-вақоеъ”-и Зайниддин Маҳмуди Восифӣ низ ҳукми китобҳои алоҳидаро доранд. Инчунин Давлатшоҳи Самарқандӣ, Камолиддини Биноӣ, Ғиёсиддини Хондамир, Муиниддини Исфизорӣ, Мирхонд, Бобурмирзо, Соммирзои Сафавӣ ва чанде дигар аз аҳли фазли асри ХУ ва асри ХУ1 низ дар осори худ лаҳзаҳои ҷудогонаи рӯзгори ин мутафаккири бузургро тавзеҳ додаанд. Аз суратҳои кашидаи Беҳзод марди нуронии хирадманде, ки дар баҳри хаёл ғарқ аст, ба мо менигарад. Худи Ҷомӣ ҳам дар тамоми осораш оид ба шарҳи ҳоли худ маълумотҳои пурқимат медиҳад, ки дар байни онҳо рисолаи “Руқаот” (“Мактубҳо”), қасидаи “Рашҳи бол ва шарҳи ҳол” (соли таълифаш  893/1487) ва “Қасидаи шайбия” (аз девони якум)мақоми махсус доранд. Бо шаҳодати Алишери Навоӣ, роҷеъ ба шарҳи ҳоли Ҷомӣ яке аз наздикони дигари ӯ Мавлоно Аҳмади Пиршамс ҳам китоби муфассале навишта будааст. Мутаассифона, ин китоб имрӯз нопайдост ва аз муҳтавиёти он касе хабар надорад. Дар асоси баъзе сарчашмаҳои боқимондаи дастрасашон китобҳои Алиасғари Ҳикмат “Ҷомӣ” (Теҳрон,

1942), Е. Э. Бертелс “Ҷомӣ” (Сталинобод, 1949) ва муқаддимаи муфассали “Девони комили Ҷомӣ” (Теҳрон, 1963), ки ба қалами Ҳошими Разӣ тааллуқ дорад, навишта шудаанд. Инчунин аз рӯи ҳамин асарҳо дар баъзе китобҳои махсуси А. Насриддинов, Раҳим Ҳошим, Аббосалӣ Гулиев, Ш. Шомуҳаммадов ва тамоми китобҳои таърихи адабиёти тоҷику форс ва муқаддимаи асарҳои Абдурраҳмони Ҷомӣ доир ба ҷараёни зиндагии ӯ бешу кам маълумот дода мешавад.

Асоси ин китобро осори худи Ҷомӣ, навиштаҷоти шогирдони наздиктарин вай-Алишери Навоӣ, Абдулғафури Лорӣ ва Абдулвосеи Низомӣ, ки қариб панҷоҳ сол мулозими ӯ будаанд, Алӣ ибни Ҳусайн Воизи Кошифии мутахаллис ба Сафӣ, ки боҷаи Ҷомӣ низ будааст ва ахбороти муосирони шоир ташкил мекунанд. Аз ин ҷиҳат, дар ин китоб порчаҳои бофтаи маҳз вуҷуд надоранд. Баръакс, бисёр воқеаҳо аз рӯи чандин манбаъҳои адабӣ, таърихӣ ва ҷуғрофӣ санҷида шуда, дурустии он пазируфта шудааст. Аз рӯи зарурат танҳо баъзе воқеаҳо пасу пеш оварда шуда, гоҳе тафсил ёфтаанд, ки барои шавқовар ва мусалсал баромадани вақоеи китоб кӯмак мерасонанд.

Чун китоб барои омма, махсусан барои ҷавонон ва талабаҳои синфҳои болоии мактаб навиша шудааст, дар он манбаи иқтибосу санадҳо зикр нашуда, фақат баъзе калимаву истилоҳҳои таърихӣ шарҳ меёбанд. Номаҳои Ҷомӣ аз рӯи дастхатти худи ӯст. Бо тақозои мавзӯъ ва барои нигоҳ доштани услуби забони асри ХУ гоҳе калимаву иборaҳои душвофаҳм ба кор рафтаанд.

Дар хотима, ҳамаи онҳоеро, ки дар хусуси Абдурраҳмони Ҷомӣ дар давоми 500 сол хурду бузург асар эҷод кардаанд, ба некӣ ёд карда, ба рӯҳи гузаштагон шодбош мегӯем ва ба зиндаҳо умри дароз мехоҳем. Ҳамчунин ба устодон ва дӯстони худ – Сотим Улуғзода, И. С. Брагинский, Мӯсо Раҷабов, Бобо Худойдодов, Асрор

Раҳмонов ва бисёри дигарон, ки дастнависи ин китобро хонда, барои беҳбудии он фикру мулоҳизаҳо баён кардаанд, самимона ташаккур мегӯем.

Муаллиф

# ТИФЛИЮ ДОМОНИ МОДАР

Бегоҳии 23 моҳи шаъбони санаи 718 ҳиҷрӣ - (7 ноябри соли 1414) дар деҳаи Харгарди вилояти Ҷом (Афғонистони имрӯза) дар оилаи Мавлоно Низомиддин Аҳмад ибни Муҳаммади Даштӣ писаре ба дунё омад, ки ӯро Абдурраҳмон ном ва Имомиддин лақаб гузоштанд. Бо мурури замон ҷои лақаби Имомиддинро Нуриддин мегирад ва ӯро мардум Нуриддин Абдурраҳмон мегуфтагӣ мешаванд.

Бобои Нуриддин Абдурраҳмон, ки шахси ростгӯ, росткор, дунёдида, боилм, хирадманд, аммо каме тундмизоҷ, бадфеъл, фошгӯ ва зудранҷ будааст, бо оилаи худ аввал дар Дашт ном қасабаи Исфаҳон (Эрон) мезистаанд. Бобову додои Нуриддин Абдурраҳмон шахсони тақводори зуҳдпешаи фақеҳ[1] будаанд ва аз амали қозигию муфтигӣ рӯз мегузарондаанд. Аммо баъдтар аз сабаби фошгӯиҳои худ ба таҳдиди аҳли иртиҷоъ ва ҳокимони маҳаллӣ дучор шуда, ҷилои ватан мекунанд ва ба деҳаи Харгард, ки аз навоҳии ғарбии вилояти Ҷом буд, рахти иқомат мепартоянд. Аз ин деҳа то Ҷом якрӯза роҳ буд.

Бобою падари Нуриддин Абдурраҳмон, вақте ки дар вилояти Ҷом мезистанд, дар муҳри худ нисбаашонро "Даштӣ" сабт мекарданд ва чун ба Ҳирот омаданд, нисбаи "Ҷомӣ"-ро гирифтанд. Нуриддин Абдурраҳмон низ ин лақабро аз падару бобои худ қабул карда, атрофиён ӯро низ аз хурдӣ "Ҷомӣ" мегуфтагӣ мешаванд. Ҳамин тариқ, бидуни ихтиёр, ӯ қабл аз шеъргӯӣ ба худ тахаллус гирифт. Бо тахаллуси Ҷомӣ шоиру орифи машҳур Аҳмади Ҷомӣ (ваф. 536/1141) – Шайхулисломи Ҳирот низ шеър навиштаву

---

[1]Фақеҳ-ҳуқуқшинос. Фиқҳ-илми ҳуқуқшиносӣ.

машҳур буд. Абдурраҳмони Ҷомӣ ба ин матлаб ишора карда мегӯяд:

Мавлидам Ҷому рашҳаи қаламам
Ҷуръаи ҷоми шайхулисломист.
Лоҷарам дар ҷаридаи ашъор
Ба ду маънӣ тахаллусам Ҷомист.

Дар хонаводаи Ҷомӣ урфу одатҳои қадимаро бо камоли эҳтиром пос медоштанд. Идҳо бо низоми хос мегузаштанд. Нишасту хез, усули салому алайк, муомилабо хурдону бузургон ва ҳамсолон ҳар кадом одоби махсусе дошт. Аммо зисту зиндагии ин хонавода хеле одӣ буд.

Падару бобои Ҷомӣ адабиёту санъатро дӯст медоштанд. “Шоҳнома”-и Фирдавсӣ, “Ҳадиқат-ул-ҳақиқат”–и Синоӣ, «Мантиқ-ут-тайр»-и Аттор, “Маснавии маънавӣ”–и Ҷалолиддини Румӣ, “Бӯстон” ва «Гулистон»-и Саъдӣ, девонҳои Ҳофиз ва Камол ҳамеша дар мутолиа буданд. Аммо дар ин хонавода китобҳои аҳли тасаввуф ва тафсиру ҳадис бештар мақом дошт. Аксар ҳамсояву шиносҳо ва аҳли илм ба ин хонадон омада, китобхонӣ мекарданд. Падару бобои Ҷомӣ ҷойҳои душворфаҳми ин китобҳоро шарҳу тавзеҳ медоданд.Дар чунин маҳфилҳо гоҳе садои мусиқӣ ва оҳанги суруд ҳам баланд мешуд. Падари Ҷомӣ, гоҳ ғазалеро замзама мекард, гоҳ пандномаеро бо сӯз мехонд, гоҳ муноҷотеро бо нолаи пургудоз месуруд.

Падару бобои Ҷомӣ бо ҳам нишаста яке китоберо баланд мехонду дигаре гӯш мекард,баъд падару писар оид ба нуктаҳои он ба мубоҳиса гузашта, баҳс мекарданд ва ҳар кадом барои тавзеҳу маънидоди ҳақиқати он далелҳо меоварданд.

Ҳамаи ин суҳбатҳо ба Абдурраҳмони хурдсол бетаъсир намемонд. Худи Абдурраҳмони Ҷомӣ як воқеаеро, ки дар 4-солагии ӯ ба вуқуъ пайваста буд, ба хотир меорад:

- Мавлоно Фахриддини Луристонӣ дар Харгарди Ҷом дар сарое, ки тааллуқ ба падари ин фақир дошт, нузул фармуданд, ман чунон хурд будам, ки маро пеши зонуи худ нишонда, ба ишорати ангушти мубораки худномҳои машҳур, мисли "Алӣ" ва "Умар"–ро бар рӯи ҳаво мекашиданд ва аз ман мепурсиданд, ман бе ҳеҷ душворӣ ва тааммул ҳамаро мехондам, эшон табассум менамуданд ва тааҷҷуб мекарданд.

Чун падари Абдурраҳмон шахси овозадор буда, сарою меҳмонхона дошт, бисёр роҳгузарон дар манзили ӯ таваққуф мекарданд. Дар байни онҳо уламо ва машоих ҳам буданд. Суҳбати ин тоифа бо падари Ҷомӣ дар замири кӯдак нисбат ба онҳо эҳтиром парварида, шавқи дониш андӯхтанро афзун мегардонд.

Дар як муддати кӯтоҳе Нуриддин Абдурраҳмон хонданунавиштанро ёд гирифта,дар 9-10-солагӣ метавонист, ки ба арабӣ озодона гап занад. Муаллими забони арабиаш падари худаш буд. Модараш ӯро бештар ба хондану аз ёд кардани шеър водор мекард. Ба ҳамаи ин Нуриддин Абдурраҳмон қонеъ набуд. Табъи ҷӯёи ӯ ҷавлонгоҳи васеътаре меҷуст.

Вақте Нуриддин Абдурраҳмон 10-11-сола шуд, падари ӯ Низомиддин Аҳмад бо хонаводааш аз вилояти Ҷом кӯчида ба Ҳирот омад, ки он шаҳре буд қадима ва ободон. Бошандагони он бунёди шаҳрро ба замонҳои қадим нисбат дода, замонҳои ободиву вайронии онро дар ёд дошта, махсусан вайрониҳои замони Искандари Румӣ (асри1У пеш аз мелод) ва Чингиз (асри Х111) рӯйдода ҳеҷ аз хотири халқ намебаромад. Чунин шеър машҳур буд:

Луҳросп намудаст Ҳариро бунёд,
Гуштосп дар ӯ бинои дигар бинҳод.
Баҳман пас аз ӯ иморати дигар кард,
Искандари Румияш ҳама дод ба бод.

Ҳирот дар замони Шоҳрух (807-850//1405-1447) чун пойтахти тамоми кишварҳои Эрон, Мовароуннаҳр, Туркистон, Афғонистон ва мағриби Ҳиндустони кунунӣ вусъати азим ёфта, бо азамату шукӯҳ, ободиву зебоӣ, биноҳои муҳташам, тоқҳои баланд, қасрҳои зарнигор, гунбазҳои осмонбӯс, тиму бозорҳои пӯшидаи серодам, обҳои гуворо ва боғҳои хушҳавояш шуҳрате дошт. Ба ин шаҳр аз тамоми гӯшаву канори кишвар, мамлакатҳои мусулмонӣ ва баъзе кашварҳои дигари Осиёву Аврупо корвонҳоисавдогарон, дастаҳои сайёҳон, олимону шоирон, дарвешону қаландарон, санъаткорону ҳунармандон меомаданд. Шаҳр рӯз ба рӯз калон мешуд ва дабдабаи он меафзуд. Аҳолии шаҳр чунон зиёд шуда буд,ки ба қавли муболиғаомези бошандагони он агар дусад- сесад ҳазор кас аз он мерафт ва ё ҳамин миқдор ба он медаромад,ҳис карда намешуд. Дар байни нуфуси зиёди шаҳр шахсони оворагарду авбош, гадову фақир, одамони бекасу кӯ ва ҷӯяндагони саргузаштҳои аҷиб низ кам набуданд. Дар ин шаҳр баробари тоҷикон ӯзбекҳову туркманҳо, ӯйғурҳову курдҳо ва арабҳову ҳиндуҳо низ мезистанд. Аммо, ҳаминаш ҷолиби диққат буд, ки аз бисёр кишварҳо ба ин ҷо толибони илму адаб омада, ҳар сол 4-5 ҳазор донишҷӯён дар мактабу мадрасаҳои бисёри он ба касби камол машғул мешуданд. Дар баробари ин, одамҷаллобон аз Ҳиндустону Туркистон, Ҳабашистону Зангибар ҳар сол қариб бист ҳазор ғулом оварда дар ин ҷо мефурӯхтанд. Ҳамаи ин тазодҳо дар даруни шаҳреҷой гирифта буд, ки девори мустаҳкаме дошт, ки бо ҳамвории болои он як ароба бемалол метавонист роҳ равад. Аз даруну беруни девор хандақ канда шуда буд. Ҳирот шаҳри савдо ва тиҷорат буд.

Ҳирот чун пойтахти маъмурӣ ва маркази илм низ равнақ меёфт. Дар кохи санъати Ҳирот беҳтар аз чиҳил нафар хаттотону рассомон, шоирону мусиқачиён ва

муҳандисону меъморон кор ва эҷод мекарданд. Кӯчаҳои шаҳр озода буда, хокрӯбаву ахлот ба беруни он бароварда мешуд.

Падари Ҷомӣдар наздикии Дарвозаи Ироқ дар мадрасаи "Низомия" рахти иқомат гузошт. Зиндагии шаҳр ба рӯи кӯдаки ҳассос олами нав кушод: ҳам шаҳру тартиботи он, ҳам рафтори бошитоби мардум, ҳам тазодҳои беохири он ва ҳатто одобу русуми ноошнои ҳамсояҳо барои ӯ тааҷҷубангез менамуд. Аҳли оилаи Абдурраҳмон ба ҳамсояҳо, ки аз миллатҳои гуногун буданд, зуд унс гирифтанд. Бачаҳо бо ҳам ҷӯра ва духтарҳо дугона шуданд. Рӯзе Абдурраҳмон бо ду-се бачаи дигар навдаҳои дарози маҷнунбедро асп карда чавгонбозӣ мекард. Вай ҳар дафъа бо чолокӣ гӯйро ронда ба маррагоҳ мерасонд. Ин рафтори ӯ ба як нафар бачаи ҳиротӣ хуш наомад, вай баҳона карда бо Абдурраҳмон, ки писараки қоқинае буд, ҷанг пайваста, бо таъна аз гиребони ӯ дошта:

-Омада, омада...-гуфт. Ин калимаи таҳқирие буд, ки ҳиротиён ба одамони ба тозагӣ аз ҷойҳои дигар ба ин шаҳр омада мегуфтанд.

Абдурраҳмон дар ин шаҳр бо навозиши модар дар зери боли падар ба воя мерасид. Азбаски падари ӯ шахси илмдӯсти дар тарбиятт сахтгир буд, Абдурраҳмонро дар беҳтарин мадрасаҳо дар назди машҳуртарин мударрисон хонондан мехост. Бо тавсияи падар Абдурраҳмондар мадрасаи "Дилкаш", ки дар наздикии Бозори Хуш воқеъ гардида буд, ба ҳалқаи дарси Мавлоно Ҷунайди Усулӣ, ки дар илми арабият (забону адабиёти араб) моҳир буда, дар ин фан шуҳрати тамом дошт, даромад. Ва хост, ки ба мутолиаи "Мухтасар-ул-маонӣ"-и Саъдиддини Тафтозонӣ (1322-1389) шурӯъ намояд, зеро ин китоб муқаддимаи илми услубшиносӣ ва суханвариро ёд медод. Шогирдон баъди сарфу наҳви арабӣ ҳамонро мехонданд. Аммо вақте ба дарс

ҳозир шуда, ҷамъе ба мутолиаи “Шарҳи мифтоҳи мутаввал”, ки ин илмҳоро хеле мураккаб баён мекард, машғул буданд. Ин писарбачаи Ҷомӣ истеъдоду фаҳмиши фавқулода зоҳир карда, ба мутолиаи китоби “Мутаввал”, ки бо забони ниҳоят душвор навишта шуда буд ва шарҳи он пардохт ва аз ҳама пеш гузашт.

Баъди ин Ҷомӣ дар мадрасаи “Низомия” баҳалқаи дарси Мавлоно Хоҷа Алии Самарқандӣ, ки аз олимони дақиқкори рӯзгор ва аз шогирдони Мир Сайид Шарифи Ҷурҷонӣ буд, даромада, аз ӯ мантиқро омӯхт.

Ин одам шахсияти аҷибе дошт: каси зебо, хушфеъл, некмуомила буд; ба дарс бо ниҳояти тайёрӣ меомад, сухани бисёр бомантиқ мегуфт, барои исботи фикраш далелу бурҳони зиёде меовард. Баракси аксари мударрисони аср на шарҳу ҳошия, балки асли китобро дарс медод. Лекин агар касе ба дарси ӯ бетайёрӣ меомад, ба саволҳояш ҷавоб намедод ё бетартибӣ ва беодобӣ мекард, ӯ тамоман тағйир меёфт, бадҷаҳлу дуруштсухан ва бераҳм мешуд, шогирдонашро мезад, мекӯфт, таъна мезад ва ҳатто ҳақорат мекард. Бо вуҷуди ин шогирдон ӯро ҳурмат менамуданд. Аммо Ҷомӣ дар назди ин устод натавонист, ки бештар аз чиҳил рӯз сабақ омӯзад. Худи Ҷомӣ баъдҳо дарсхониашро дар пеши ин устод ба хотир оварда мегуфт: Дар мутолиа бемисл буд, аммо қариб дар чиҳил рӯз ҳама дониши ӯро фаро гирифта, аз вай мустағнӣ (бениёз) шудан мумкин буд. Баъди ин Ҷомӣ ба дарси Мавлоно Шаҳобиддин Муҳаммади Ҷоҷармӣ, ки аз шогирдони олими машҳури асри Х1У Мавлоно Саъдаддини Тафтозонӣ буд, рафт. Вай аз ин устодон илмҳои маонӣ, баён, мантиқ, ҳикмат, табииёт ва каломро омӯхт.

Дар ин вақт султони мамлакати Хуросон писари Темури Ланг Шоҳрух буд, ки аз рӯи риё ва авомфиребӣ худро каси тақводор вонамуд карда, дар вақти юриш рӯза

медошт, ба намози ҷумъа пои пиёда мерафт, рӯзҳои душанбею ҷумъа ва шанбе дар дарбори худ қуръонхонӣ ташкил мекард. Яъне агар Темур худро муриду мухлиси шайхон вонамуд карда, барои пӯшонидани зулму қабоҳаташ аз нуфузи онҳо истифода мебурда бошад, Шоҳрух худро порсова шайх метарошид. Зимоми давлату кишвар дар дасти завҷаи калонии ӯ Гавҳаршод буд. Ба подшоҳ пайравӣ карда ҳар оворагарде низ худро шайх метарошид. Мамалакат ба хонақоҳи бесарунӯге табдил меёфт. Ҳамаи ин мардуми мунавварфикрро ба танг меовард.

Феврали соли 1427 ҳангоми ба намози ҷумъа рафтани Шоҳрух Аҳмади Лур ном кас пеши роҳи ӯро гирифта, мегӯяд, ки аризае дорад ва гӯё арзадоштро дароз мекарда бошад, ба шиками ӯ корд мезанад. Подшоҳ аз зарбаи корд ба замин меафтад. Аҳмади Лурро бо шамшер сар аз тан ҷудо мекунанд. Ҳамин тариқ, кӣ будани сӯиқасдчиёни дигар пинҳон мемонад. Вале бо туҳмати шарики Аҳмади Лур будан даҳҳо аҳли дониш ва одамони равшанфикри барои дарбор номатлуб дастгир карда мешаванд ва ба гуфти Исфизорӣ ҳамаро ба қатл расонда, месӯзонанд. Дар шаҳр ваҳму ҳарос ҳукмрон мегардад.

Баъди чанде воқеаи дигаре рух дод, ки на танҳо хондан, балки умуман, зиндагиро дар назари ҳиротиён беравнақ гардонд.

Зимистони санаи 838 (моҳи январи соли 1435) дар Ҳирот тоуни мудҳише рух дод. Воҳимаи он мардумро бисёр тарсонд ва онҳо аз илоҷи ин иллат оҷиз монданд. Зуҳури ин дард чунин содир мешуд: шахси тоунрасидаро дарди сар ва таби сӯзон печонда, дар баданаш аз арзан калонтару аз нахӯд хурдтар доначаҳо пайдо мешуд, бемор ҳазён гуфта, баъди як-ду рӯз ба сахтӣ ҷон медод. Бисёр касон аз шаҳр гурехтанд. Чун аз бахти бад ва толеи паст гурехтан душвор буд, аксари гурезаҳоро дар роҳ дард гирифта, касалӣ дар

атроф паҳн мешуд. Тоун моҳи март ва апрел туғён карда, дар тобистон ба ҳадде расид, ки аз он рӯзе то даҳ ҳазор кас мемурд.  Навиштаанд, ки дар як рӯз аз дарвозаҳои шаҳр чор ҳазору ҳафтсад тобут баровардаанд. Бар замми ин, мурдаҳои зиёдро ҳаммолон мекашондаанду ба улоғу аробаҳо бор карда мебаровардаанд ва дар мағоку чуқуриҳо гӯр мекардаанд.

Тоун чор моҳу ҳашт рӯз давом карда, ба қавли муаррихон, аз худи шаҳр қариб шашсад ҳазор кас ва аз атрофи он қариб чорсад ҳазор нафарро ба коми худ фурӯ бурдааст:

Шашсад ҳазор дар қалам омад, ки рафтаанд,
З-онҳо, ки ёфт гӯру кафан мардуми хиёр.
Боқӣ зи бекасӣ ҳама дар хона мондаанд,
Хӯрданд ҷисмашон ҳама дар хона мӯру мор.

Шаҳр намуди ҳузноваре гирифт. Азбаски аксари соҳибони киштзорҳо бо тамоми аҳли оилаашон мурда буданд, ҳосили кишти онҳо дар саҳро монд. Қаҳтӣ ва гуруснагӣ сар шуд. Зимистон касе набуд, ки барфи боми хонаҳоро бел кунад. Баҳорон дар натиҷаи боронҳои шадиду обхезӣ дар ҳама ҷо ҳавзҳои аз оби ҳаром пуршуда, деворҳои афтода, бомҳои фурӯрафта ва кӯчаҳои валангор ба назар мерасид. Гурӯҳ-гурӯҳ деҳотиён ба умеди пайдо кардани як бурда нон ба шаҳр меомаданд. Шаҳри валангорро гадову бенаво зер кард. Савдо ва ҳунар рӯ ба завол овард.

Аммо ҳиротиён ба ин офати табиӣ тан надода, аз паи ободонии шаҳри худ шуданд ва дере нагузашта дар равнақу шукӯҳ онро ба дараҷаи пеш аз тоун расонданд.

Дар мактабу мадрасаҳо дарс сар шуд.

Ҷомӣ бо ҳамроҳии Камолиддин Ҳусайн, Шамсиддин, Низомиддин Довуд ва Муиниддин ном шарикдарсонаш таҳсили худро дар пеши Шаҳобиддин Муҳаммади Ҷоҷармӣ давом дода, дар назди ин устод китобҳои Мавлоно Алии Қушчиро оид ба ҳисоб, касрҳои одиву ашъорӣ (даҳӣ) мехонданд. Аммо ин ҷамоаи панҷгонаи бозаковат, ки ба "хамсаи мутаҳаййира" (панҷгонаи ҳайратбахш) машҳур гаштаанд, чунон пурқувват буданд, ки мударрисашон наметавонист ба онҳо ягон дарсро то ба охир бирасонад: чун аввали масъаларо ба онҳо мегуфт, охирашро худашон бе кӯмаки ӯ ҳал мекарданд. Устод аз ин рафтори шогирдон дар андеша афтода, шабе дар хаёли худ гузаронд, ки агар ҳол ба ҳамин минвол давом кунад ва дар шаҳр овоза шавад, ки Мавлоно Шаҳобиддин Муҳаммади Ҷоҷармӣ аз уҳдаи дарсгӯӣ ба шогирдон намебарояд, ин боиси шармандагӣ ва расвоӣ мешавад. Вай ба хотир овард, ки ҳангоми инҳоро баназдаш овардан Хоҷа Алӣ гуфта буд: "Ҳар яки инҳо яктои даврон ва ягонаи замонанд. Аммо ин ҷавон, -Ҷомиро нишон дода, -бемонанд аст". Мударриси бечора чораи халосӣ ҷуст ва чун шогирдонаш рӯзи дигар ба дарс омаданд ва ҷузвҳоро бароварданд, гуфт:

-Эй азизон, чанд гоҳ аст, ки фақир худро мариз ва камқувват ҳис мекунам, мебояд, ки муоина ва муолиҷа намоям, вагарна баъди шиддати касалӣ дафъи он душвор мегардад.

Шогирдон гуфтанд:

-Махдумо, Худо нигоҳ дорад, ки он зоти шариф ва он унсури латифро оризае даст диҳад. Касалии Шумо боиси барбод рафтани заҳматҳои мо, фақирон мегардад.

Устод гуфт:

-Марази сахте ба бадани мо ориз шудааст. Чиҳил рӯз мулоҳиза ва муолиҷа лозим.

Вақте ҷамоати панҷнафара аз хонаи устодашон берун омаданд, Ҷомӣ бо табассум гуфт:

-Эй азизон, шумо ҳеҷ донистед, ки ҳазрати махдуми моро чӣ дарде гирифта?

Ёрон ҷавоб доданд:

-Надонистем.

Ҷомӣ гуфт:

-Моем марази Мавлоно, ки ба мо дармондаанд ва ҳеҷ илоҷе намеёбанд. Мехоҳанд, ки моро чанд рӯзе бекор созанд ва ба худ пардозанд ва бо мутолиа шабу рӯзро гузаронида, ганҷи дониш ва нури биниши худро афзун гардонанд.

Ҳама ба қароре омаданд, ки онҳо низ бекор нанишинанд ва ба мутолиа машғул шаванд. Ҳар рӯз онҳо ба аспҳо савор шуда, ба саҳро мебаромаданд ва дар гӯшаи сабзазоре қуръа мепартофтанд ва мувофиқи он яке дарс медод.

Ин ҷамоати панҷгона дар сабзазорон на танҳо дарс мехонданд, балки суҳбатҳои аҷибу ғариби завқовар меоростанд, луғзу чистон мегуфтанд, байтбарак мекарданд, қиссаву ривоят ва латифаву ҳикоятҳои дилангез нақл мекарданд, гоҳе дар майдону хиёбонҳои шаҳр ба тамошои дорбозу хирсбоз мерафтанд. Гоҳе масъалаҳои шунидаашонро низ ба ҳам гуфта, таҳлилу тасдиқи онҳоро аз якдигар дархост мекарданд.

Рӯзе Камолиддин ҳикоят кард: Дирӯз назди падарам ёрони ӯ омада буданд. Суҳбати аҷибе доштанд, яке масъалаеро ба миён гузошта ҳалли онро аз ҳозирон талаб кард. Масъала ин буд: Турнае аз селаи турнаҳо ҷудо афтода, дар лаби ҷӯе об хӯрда, рӯ ба боло кард. Аз болои ӯ селаи дигари турнаҳо мегузаштанд. Турнаи лаби ҷӯ гуфт: “Ассалому алайкум, эй сад турна”. Пешрави селаи турнаҳо ҷавоб дод: “Ваалайкум ассалом. Аммо мо сад турна нестем. Агар боз баробари мо, нисфи мо, нисфи нисфи мо бо мо

бошад ва ту низ ҳамроҳ шавӣ, баъд сад турна мешавем”. Турнаҳои осмон чандто будаанд?-савол дод Камолиддин ба ёрон.

Муиниддин гуфт:

-Ин бисёр аҷиб-ку, - баъд илова кард,-биёед, ҳал мекунем.

Ёрон басе майна об карданд. Аммо илоҷи ҳалли онро надонистанд. Аз Камолиддин пурсиданд, гуфт, ки ҳалли онро аз ёд баровардааст.

Абдурраҳмон гуфт:

- Ин бисёр осон: як фақат бо нӯҳ ба даҳи том мубаддал мешавад. Нисфи нисфи турнаҳо бояд нӯҳ бошад. Модоме нисфи нисфи турнаҳо нӯҳто бошад, нисфи он ҳаждаҳ ва ҳамаи он сию шаш мешавад, ҳисоб кунед, ки сад мешавад, ё не?

Ҳама ҳисоб карданд: “36+36+18+9+1=100!”

- Офарин, Абдурраҳмон, ту ҳамеша аз дигарон пештар масъаларо дуруст ва бесаҳв ҳал мекунӣ, - гуфт Камолиддин.

Ин ҳикоят ва ҷустуҷӯи ҳалли ҳисоб шавқи ҷамоати панҷгонаро ба ин илм ба ҷӯш овард. Онҳо мехостанд боз аз ин навъ масъалаҳо ҳал кунанд.

Ҷомӣ гуфт:

-Рақамҳои аз як то нӯҳро дар се қатор сераҳӣ бояд гузошт, ки ҳосили ҷамъ аз ҳама тараф понздаҳ барояд.

Ҳама навиштанд: 1, 2, 3, 4, 5, 6, 7, 8, 9.

Қариб ним соат гузашт. Низомиддин Довуд садо баровард:

-Ман ёфтам.

Ҳама ба назди ӯ ҷамъ шуданд. Муиниддин, ки масъаларо наёфта буд, зуд аз баҳри ҳал кардани он гузашт. Низомиддин варақашро нишон дод, ки чандин бор хат кашида, дар охир чунин шаклро гирифта буд:

| 15 | 15 | 15 | 15 | 15 |
|---|---|---|---|---|
| 15 | 6 | 7 | 2 | 15 |
| 15 | 1 | 5 | 9 | 15 |
| 15 | 8 | 3 | 4 | 15 |
| 15 | 15 | 15 | 15 | 15 |

Баъд Камолиддин навиштаи худро бо он муқоиса кард, аммо навиштаи ӯ ин навъ сурат дошт:

| 15 | 15 | 15 | 15 | 15 |
|---|---|---|---|---|
| 15 | 4 | 3 | 8 | 15 |
| 15 | 9 | 5 | 1 | 15 |
| 15 | 2 | 7 | 6 | 15 |
| 15 | 15 | 15 | 15 | 15 |

Шамсиддин, ки бачаи камгап ва вазнинтаре буд, коғазпораи худро оҳиста ба ҷузвгир гузошт.
Ёрон аз ӯ талаб карданд, ки навиштаашро нишон диҳад. Вай бесухан коғазро аз ҷузвгир бароварда ба дасти Абдурраҳмон дод, ки ин навъ сурат дошт:

| 15 | 15 | 15 | 15 | 15 |
|---|---|---|---|---|
| 15 | 2 | 9 | 4 | 15 |
| 15 | 7 | 5 | 3 | 15 |
| 15 | 6 | 1 | 8 | 15 |
| 15 | 15 | 15 | 15 | 15 |

Ҷомӣ гаштаву баргашта ба коғаз зеҳн монда, кори Шамсиддинро таъриф кард:

-Ҳама масъаларо дуруст ҳал кардаанд. Аммо тарзи ҳалли Шамсиддин бартарӣ дорад. Вай рақами панҷро дар хонаи марказ гузошта, рақамҳои ҷуфтро аз рӯи тартиб дар чаҳор гӯша гузоштааст, ки агар рақамҳои токро мутаносибан баракси он дар чаҳор хонаи мобайн гузорем, зуд матлаб ба даст меояд. Вале Муиниддин ҳам бояд масъаларо ҳал кунад, дар машраби мо канораҷӯӣ мумкин нест.

Муиниддин гуфт:

-Чунин як масъалаеро аз калонҳо шунидам: ду нафар дар биёбоне мерафтанд. Сабӯи даҳмание пур аз равғани зағир доштанд ва ду сабӯи дигаре холӣ доштанд, ки яке

ҳафтманӣ ва дигаре СЕМанӣ буд. Дар нисфи роҳ хостанд аз ҳам ҷудо шаванд ва равғани зағирро баробар тақсим кунанд. Чӣ тавр метавонанд, ки онро панҷманӣ[2] тақсим кунанд?

Ёрон боз дар фикр шуданд. Масъала чигиле дошт, ки кушодани он фикри амиқро металабид.

Абдурраҳмон якум шуда чигили онро гушод ва ҳамсабақонро ба назди худ ҷеғ зад.

-Ёрон, биёед, банд кушода шуд. Ҳамсафарон аввал сабӯи даҳманиро ба сабӯҳои семанӣ ва ҳафтманӣ холӣ мекунанд. Баъд моеи сабӯи семаниро ба сабӯи даҳманӣ меандозанд ва аз сабӯи ҳафтманӣ низ ду сабӯи семанӣ гирифта ба сабӯи даҳманӣ меандозанд, он як мани боқимондаи сабӯи ҳафтманиро ба сабӯи семанӣ мегардонанд ва аз нӯҳ мани бақияи сабӯи даҳманӣ сабӯи ҳафтманиро пур мекунанд, ки дар натиҷа ду ман дар сабӯи даҳманӣ, ҳафт ман дар сабӯи ҳафтманӣ ва як ман дар сабӯи семанӣ мешавад. Агар сабӯи семаниро, ки дар он як ман равғани зағир боқӣ буд, аз сабӯи ҳафтманӣ пур кунанд, он се ман мешавад ва дар сабӯи ҳафтманӣ панҷ ман боқӣ мемонад; се мани сабӯи семаниро ба ду мани сабӯи даҳманӣ ҳамроҳ мекунанд, ин ҳам панҷ ман мешавад. Ба ҳамин минвол ҳар ду шарик бе каму кост бахши худро мегиранд...

Ҷаноби мударрис чиҳил шабонарӯзро ба мутолиа ва такрор гузаронда, ба хулосае омад, ки метавонад дарсгӯиро ба шогирдонаш давом диҳад, зеро ба фикри ӯ, он қадар мутолиа карда буд, ки то як сол метавонист ба шогирдон дарс гӯяд.

Ҷаноби мударрис ғуломи худро фармуд:

- Бирав, он ҷамоатро ҳозир гардон!

[2]Як ман- 2,944 кг.

Баъди пурсуҷӯи зиёд ғулом онҳоро аз мавзеи Бодғисак, ки наздики масҷиди ҷомеи Маликон буд, машғули мутолиа ёфт ва назди устодашон овард. Шогирдон устодро дида, хушҳол гардиданд ва баъди пурсупос гуфтанд:

-Махдумо, имрӯз сабақро давом медиҳем?

Устод ҷавоби мусбат дод ва шогирдон ҷузвҳоро кушоданду коғазҳоро баровარданд ва ба гуфтугӯ оғоз карданд. Ҳар саволе устод медод, шогирдон дарров ҷавоб мегуфтанд, ҳар масъалае ӯ пеш мегузошт, онҳо зуд ҳал мекарданд. Мавлоно Муҳаммади Ҷоҷармӣ мутаҳаййир шуда гуфт:

-Эй азизон, табл пинҳон чӣ занам, ташти ман аз бом афтод... Маро ҳеҷ маразе набуд, аз ҷавоб додан ба саволҳои шумо оҷиз мондам ва аз уҳдаи ба шумо сабақ додан набаромадам, тадбире карда будам; имрӯз мебинам, ки ҳеҷ кас наметавонад ба шумо дар ҳеҷ илме сабақ диҳад, ҳар куҷое хоҳед, биравед ва ҳар чӣ хотири шумо хоҳад, бикунед; агар хоҳед, дарс гӯед. Худо ёратон бод!

Бо ҳамин шогирдон бо устоди худ видоъ карданд.

## МУҚИМИ САЙҚАЛИ РӮИ ЗАМИН

Машғулият ва дилхушиҳо дигар Ҷомиро қонеъ намекард. Вай ташнаи илм буд ва хонданро давом додан мехост. Орзу дошт ба Самарқанд, ки Улуғбек онро ба маркази донишҳои дақиқи замони худ табдил дода, бузургони дониш ва ҳикматро дар он ҷо ҷамъ карда буд, рӯй оварад.

Тирамоҳи соли 840/1436 Абдурраҳмони Ҷомӣ бо корвоне ҳамроҳи як гурӯҳ шарикони худ сафари Самарқандро пеш гирифт. Ёрон баъди чандин рӯзи дашту даман, кӯҳу саҳро ва ағбаву санглохҳоро тай кардан

шомгоҳе ба беруни дарвозаи ҷанубии ин шаҳри овозадор расиданд, ки дар замони Темури Ланг ба ин ҷо аз Генуя, Венетсия, Бизонз (Византия), Испания, Фаронса, Англия, Сибир, Рус, Чин, Тотор ва ғайра сафирону вакилон меомаданд. Аммо дарвоза аллакай баста шуда буд. Дарвозабонҳо онҳоро ба шаҳр даромадан намонданд. Мусофирон шабро дар корвонсарои беруни ин дарвоза, ки Дарвозаи Корезгоҳ номида мешуд, гузаронда, субҳи барвақт аз он вориди шаҳр шуданд.

Ҷомӣ дид, ки девори баланди шаҳр похсагин буда, фақат дарвозахона ва бурҷҳои посбоннишини он аз хишти пухта сохта шуда, пештоқи дарвозаро бо кошиву сангҳои ранга оро дода будаанд. Худи дарвоза занҷиру ҳалқаҳои пӯлодин дошта, аз чор ҷои ҳар табақаи дарвоза атрофи онро бо тасмаи оҳанине, ки сурати мор ё аждаҳоро ба хотир меовард, мустаҳкам мехкӯб карда будаанд. Шаъшаъапошии лоҷварду тиллои гунбазҳои Гӯри Мир, Рӯҳобод, мадрасаву хонақоҳи Улуғбек ва масҷиду мадрасаи Бибихоним, манораҳои атрофи онҳо манзараи аҷоибе дошта, шаҳри афсонавиро ба тасаввур меовард.

Мардуми Самарқанд сертараддуд буда, яке ба сӯи бозор метохту дигаре аз паи кор медавид. Либосҳои рангоранги зарбофту махмалин, моҳуту кимхоб, адрасу шоҳии дороёну калоншавандаҳо назари касро мерабуд. Аммо аксари мардум либосҳои дурушти карбос ва пашмин дошта, гӯё тазоди худро бо шӯҳи болонишинон намоиш медоданд. Аз субҳи барвақт дар сари ҳар қадам гадову бенавое вомехӯрд, ки дастро сӯи ҳар роҳгузар дароз карда, садақа мепурсид. Қаландарону дарвешон аз дами субҳ гурӯҳ-гурӯҳ, бо бонгу валвалаи худ хомӯшии шаҳрро метарконданд. Аммо ҳеҷ кадоми ин касеро ба ҳайрат намегузошт.

Ҷомӣ ва ҳамроҳони дигари хуросонии ӯ аввал чанде дар мусофирхонаи корвонсарой зиста, баъд дар мадрасаи Улуғбек қарор гирифтанд. Дар ин мадраса, ки овозааш дар тамоми Шарқ паҳн гардида буд, олимони бузурги замон Салоҳиддин Мӯсо Қозизодаи Румӣ, Ғиёсиддин Ҷамшеди Кошонӣ, Фазлуллоҳи Абулайсӣ, Мавлоно Муҳаммади Ҳанафии Хавофӣ ва худи Улуғбек дарс медоданд. Дар барномаи ин Мадраса бар замми фиқҳу илоҳиёт, мантиқу калом таълими улуми дақиқ, аз қабили нуҷум, ҳайат, риёзиёт, ҳандаса ва мисли инҳо ҷои зиёдро мегирифт, ки дар мадрасаҳои дигар таълим дода намешуданд.

Бинои мадраса навбунёд буда, онро ҳокими кишвар Мирзо Улуғбек дар солҳои 820—823 (1417—1420) сохта буд, ки панҷоҳ ҳуҷра дошт ва қариб яксаду бист нафар толибони илм дар он ҷо касби камол мекарданд. Иморати чоркунҷаи мадрасаи Улуғбек дар чаҳор кунҷ чаҳор маноре дошт, ки ҳар кадом қариб панҷоҳу ду газ[3] баланд буд ва гӯё гунбазчаҳои сабзи онҳо бо ҳилолашон осмонро мебӯсид. Пештоқи бошукӯҳ ва азими мадраса ба тарафи шарқ нигариста меистод. Пештоқи меҳробмонанд бо камоли завқ ороиш ёфта, шарафа, нимсутун ва кӯзагиҳои мармарини он дар иҳотаи гулбаргу гиреҳҳои рангин аз лоҷварду сим ва равоқу гулдастаҳои кошикорӣ ва фирӯзаандуд басе дилрабо менамуданд. Шукӯҳи дохили мадраса аз шукӯҳи беруни он кам набуд. Айвону равоқҳои ҳуҷраҳои дуошёна, даромадгоҳи чаҳор дарсхонаи чаҳор тараф, ки ҳар кадоме баробари ду ошёнаи ҳуҷраҳо баландӣ ва дар болои бом яктоӣ гунбази муқарнас дошт ва масҷид, ки дар тарафи ғарб воқеъ гардида буд, мисли пештоқ тазйин ёфта буд. Даруни масҷиду дарсхонаҳо ва сақфи онҳо ҳам хеле зебо буд. Шаҳодат медоданд, ки мармари сабзро аз Нуратои наздики Самарқанд, мармари зардчатоби қаҳраборангро аз

---

[3] Як газ-64 см.

деҳаи Ёрии Панҷекат, сангҳои сулаймонӣ, яшм ва мармари сафедро аз Бадахшон оварда будаанд.

Ҳамаи инро Ҷомӣ бо камоли диққат назора карда, як ҷаҳон таассурот гирифт ва онро бо иморатҳои Ҳирот хаёлан муқоиса намуд.

Ҷомӣ ба ҳавзаи дарси Салоҳиддин Мӯсо ибни Муҳаммад, ки ба Қозизодаи Румӣ машҳур буд, даромад. Ин олими номӣ, ки пирамарди қоматбаланди камгӯшти тақрибан ҳафтоду панҷсола буд, аз муҳаққиқони аср ва аз ҳамсафони Улуғбек буда, «Афлотуни замон» лақаб дошт. Вай дар илмҳои ҳисоб, нуҷум, ҳайат ва риёзиёт «Рисолаи ҳисоб», «Шарҳи Чағминӣ», «Рисолаи илми ҳайат», «Шарҳ-ал-ҳайат ал-Чағмина» ва «Шарҳи ашкол» ном рисолаҳо дошта, дар расадхонаи Самарқанд аз ходимони асосӣ буд ва дар мадрасаи Улуғбек аз ҳайат ва риёзиёт дарс медод. Таълими илмҳои дақиқ ба вусъати ҷаҳонбинин донишҷӯёни он Мадраса таъсири калон мерасонд ва онҳо то андозае ба ҷаҳонбинии илмӣ наздик мешуданд. Ҷомӣ бо тамоми ҷиддият ва шавқ ба таҳсил давом дод.

Ҷомӣ осори Қозизодаи Румиро дар Ҳирот на танҳо мустақилона омӯхта буд, ҳатто ба яке аз онҳо шарҳ навишта, онро ба ӯ фиристода буд. Аз ин сабаб, дар мулоқоти аввал байни устод ва шогирд баҳсе воқеъ гардид ва хеле тӯл кашид.

Яке аз шогирдони ҳамешагии Қозизодаи Румӣин воқеаро ба хотир оварда, нақл мекард:

— Чун ҳазрати Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ ба Самарқанд омаданд, иттифоқо ба шарҳи «Тазкира дар фанни ҳайат»[4] иштиғол намуданд... ва эшон дар он

[4] Китоби олими бузурги форсу тоҷик Насираддини Тӯсӣ (1201 - 1272) «Тазкираи Носирия» дар назар аст.

тасарруфоте карданд, ки ҳаргиз ба хотири Қозӣ нарасида буд.

Боре чунин воқеа рӯй дод: Қозизодаи Румӣ дар илми ҳайат ба масъалае дучор омад, ки ба ҳеч ваҷҳ наметавонист онро ҳал кунад. Ҷомиро талабида ҳалли он масъаларо аз ӯ хоҳиш кард. Ҷомӣ он мушкилро зуд осон кард.

Дар он замон расми аҷибе хукмрон буд: шогирдони Қозизодаи Румӣ дар рикоби ӯ пиёда мерафтанд, ба хонаи вай рафта, хидмат мекарданд: об мекашонданд, ҳезум мешикастанд, хонаро рӯбучин ва молу ҳоли ӯро нигоҳубин мекарданд. Ҷомӣба хотир меовард, ки ин корро шогирдони Хоҷа Алии Самарқандӣ дар Ҳирот ҳам ба ҷо меоварданд. Аммо Ҷомӣ аз ин кор худро канор мекашид.

Бо вуҷуди ин, Қозизодаи Румӣ Ҷомиро дӯст медошт ва дар ҳама ҷотаърифи ӯро мекард.

Мавлоно Фатҳуллоҳи Табрезӣ, ки аз донишмандони давр буда, пеши Улуғбек мартабаи садорат дошт, ҳикоят мекард:

— Рӯзе Мирзо Улуғбек дар мадрасаи худ дар Самарқанд маҷлисе ороста,Қозии Румро даъват кард, ҳама бузургон ва фозилони кишвар дар он маҷлис ҳозир буданд. Қозии Рум дар он маҷлис ба тақриб зикри ҷавонони боистеъдод ва хуштабъон кард ва дар сифати Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ чунин фармуд: «То бинои Самарқанд аст, ба ҷавдати табъу зеҳн ва қуввати тасарруфи ин ҷавони беназири Ҷомӣ касе аз оби Омӯя бад-ин ҷониб убур накардааст».

Фатҳуллоҳи Табрезӣ аз худ илова мекард:

— Алҳақ, дар ин муддати панҷоҳ сол аз онҳое, ки муҳити фазлу камоланд, дар кишварҳои Мовароуннаҳру Хуросон ва Ироқ, касе ба дараҷаи истеъдоди Ҷомӣ нарасидааст.

Абдурраҳмони Ҷомӣ ба ғайр аз дарси Қозизодаи Румӣ ва худи Улуғбек ба дарсҳои Хоҷа Фазлуллоҳи Абӯлайс ва

Мавлоно Фатҳуллоҳи Табрезӣ, ки дар мамлакат обрӯи калон доштанд, ширкат варзида, илмҳои фалакиёт, риёзиёт, ҳандаса, фалсафа ва фиқҳро омӯхт.

Ин ҷавони хуросонӣ самарқандиҳоро бо зеҳни тез, завқи баланд, мантиқи фасеҳ ва қувваи мубоҳиса дар ҳайрат гузошта буд.

Ҷомӣ на танҳо ҳангоми таҳсил ба касби камол ва фаро гирифтани дониш бо ҷидду ҷаҳди тамом мекӯшид, балки то охири умр ба мутолиаи ҳар китобе сар мекард, то онро ба охир намерасонд, ба китоби дигар руҷӯъ намекард ва агар ҳар масъалае ба назари ӯ душвор мерасид, то ба таҳқиқ онро ҳал намекард, ба масъалаи дигар намегузашт. Вай бо меҳнати шабонарӯзӣ, бо риёзату машқ ва сабру тоқат ҳама дарсҳоро ҳифз карда, ба ин васила мушкилтарин нуктаҳои илмҳои гуногунро кашф мекард.

Ҷомӣ  бо аҳли Самарқанд хӯ гирифт ва ба урфу расми онҳо ошно шуд. Вай ба ҷашну маъракаҳо мерафт, дар суҳбатҳои адабӣ ва илмӣ иштирок мекард. Дар суҳбатҳои аҳли Самарқанд занҳои бечодар ҳам иштирок мекарданд, месуруданд, мерақсиданд, бо мардон баҳсу базлагӯӣ ва ҳазлу шӯхӣ мекарданд.

Ҷомӣ фақат шунида буд, ки дар Ҳирот дар маҷлисҳои Шоҳрух ҳам, ки ба порсоӣ ном бароварда буд, занҳо зиёд иштирок мекардаанду дар байни онҳо ҷавонзани шоира Меҳрӣ—зани табиби Шоҳрух бо шухӣ ва бадеҳагӯӣ вирди забонҳо буд.

Меҳрӣ пайваста назди завҷаи Шоҳрух Гавҳаршод аз шавҳари пираш шикоят мекард. Боре Гавҳаршод фармуд, ки шавҳари Меҳриро ҳозир кунанд. Мардак баробари аз дар даромадан сахт-сахт нафас кашида, аз пирӣ изҳори аҷзу нотавонӣ кардан мегирад. Меҳрӣ қомати хушкидаву тобпартофтаи ӯро дида, бо сӯз мегӯяд:

Дар хонаи ту он чӣ маро бояд, нест,
Банде зи дили рамида бикшояд, нест.
Гуӣ, ҳама чиз дорам аз молу манол,
Оре, ҳама ҳаст, он чӣ мебояд, нест.

Дар ҳуҷраи Ҷомӣ ҳам гоҳ-гоҳе базми тараб барпо мегардид. Хуросониҳо он ҷо ҷамъ мешуданд. Низомиддин, ки аз ҷамоаи мутаҳаййира буд, бо ниҳояти нозукӣ танбӯр менавохт, суруд мехонд, нағмасароӣ мекард. Ҷомӣ гоҳ-гоҳба ӯ ҳамовоз мешуд, байтҳои фаромӯшкардаи Низомиддинро зуд ба даҳони ӯ мемонд, худ месуруду дутор менавохт, ғазали навашро мехонд. Намаки ин суҳбатҳоро латифагӯӣ ва аския ташкил мекард.Ҷомӣ кам шӯхию ҳазл мекард, аммо ин навъ гуфтори ӯ бисьёр обдор ва нишонрас мебаромад.

Рӯзе Ҷомӣбо ҳамдиёрони худ дар кӯчаи Саррофони Самарқанд сайр мекард. Онҳо аз сари кӯи ҷавоне гузаштанд,ки Хокӣ тахаллус дошт. Ҷавон ҷамоаро дида ба шухӣ пурсид:

— Ин харҳои хуросонӣ ин ҷо ба чӣ кор омадаанд?

— Мехоҳанд хоки нарме биёбанд ва бар он ғалтанд,— ҷавоб дод Ҷомӣ.

Рӯзҳо ба ҳамин минвол паи ҳам мегузаштанд. Баъди як соли ба Самарқанд омадани Ҷомӣ-дар санаи 841/1437 Қозизодаи Румӣ вафот кард. Аҳли Самарқанд Қозизодаи Румиро бо эҳтиром ба хок супурданд. Пояи тобути ӯро олимону шоирон, шогирдону ихлосмандон бардошта, то манзили охиринаш бурданд. Улуғбек шахсан дар ин маърака иштирок кард. Вафоти ин алломаи давр дар ҳаёти илмии Самарқанд талафоти бузурге буд, зеро марги ӯ қувваи илмии расадхонаро басе заиф намуд.

Ҷомӣбаъди фавти устоди муаззамаш доимо ӯро ёд мекард, тамоми ҷузъиёти вохӯриҳояшонро дар зарфи як сол

ба хотир меовард, нақлу ривоятҳо ва ҳодисаҳои таърихиро аз хаёл мегузаронд, ки муҳимтаринашон инҳо буданд:

Улуғбек, ки худаш ба илми нуҷуму риёзиёт шавқи тамом дошт, дар атрофаш зиёда аз 100 нафар олимони ин соҳаро ҷамъ карда, таҳқиқу ривоҷи ин илмҳоро ба роҳ монд. Махсусан, баъди дар соли 816/1413 ба Самарқанд омадани Қозизодаи Румӣ ин машғулоти Улуғбек авҷ гирифт. Вай ба маслиҳати Қозизодаи Румӣ соли 819/1416 олими машҳури соҳаи ҳисобу риёзиёт ва нуҷуму ҳайат Ғиёсиддини Коширо ба Самарқанд даъват кард. Баъди як сол аз Кирмон ҷавони зирак Алоуддини Қушчиро, ки баъдҳо лақаби Батлимуси давронро гирифт, ба Самарқанд овард. Дар рӯи ҳавлии мадрасаи Улуғбек майдони сипеҳршиносӣ ташкил ёфт.

Баъд дар шимоли шаҳр расадхонаи махсус сохт, ки сохтмони он соли 1429 ба охир расид. Бо роҳбарии ин алломаҳо донишмандони Самарқанд на танҳо осори илмии олимони номдори ҳамватани худ мисли Муҳаммад ибни Мӯсо ал-Хоразмӣ, ал-Фарғонӣ, Абӯмуҳаммад ал-Хуҷандӣ, Абӯрайҳони Берунӣ, Абӯалӣ ибни Сино, Умари Хайём, Сироҷиддини ТоҳириСамарқандӣ, Насириддини Тӯсӣ, Қутбиддини Шерозӣ, Муҳаммад ибн ал-Чағминӣ, Шамсиддини Самарқандиро омӯхтанд, балки асарҳои зиёди олимони Юнони қадим Афлотун (Платон), Арасту (Аристотел), Уқлидус (Евклид), Батлимус (Птоломей)-ро низ омӯхта, ба онҳо шарҳу тавзеҳ менавиштанд.

Аммо кори бузурги оғозкардаи донишмандони Самарқанд, ки тартиб додани зиҷи нав буд, ҳанӯз анҷомнапазируфта буд,

Алии Қушчӣ ин вазифаи гаронро ба уҳда гирифта, дар соли 1438 «Зиҷи нави Курагонӣ»-ро бо шарикони худ ба итмом расонд, ки иштирокчиёни фаъоли он дар ибтидо Қозизодаи Румӣ ва Ғиёсиддин Ҷамшеди Кошӣбуданд. Ин

асари бузург ба забони форсии тоҷикӣтаълиф гардида, аз чаҳор китоб иборат аст. Китоби якум оид ба назарияи тақвим баҳс карда, китоби дувум масъалаҳои нуҷуми амалиро фаро мегирад; дар китоби севум назарияи ҳаракати сайёраҳои атрофи замин-Моҳ, Аторид, Зуҳра, Хуршед, Баҳром, Зуҳал баён шуда, китоби чаҳорум масъалаҳои саъду наҳси ситораҳоро шарҳ медиҳад. Донишмандон бо сарпарастии Улуғбек ҳаракати офтобу моҳ ва ситораву сайёраҳоро баъди ин ҳам чандин бор ба мушоҳида гарифтанд ва мавқеи онро бо ҷои сабти рӯи дафтари зиҷ муқоиса намуда, дурустии онро тафтиш мекарданд. «Зиҷи нави Курагонӣ»ҷадвали 1018 ситораро фаро гирифта, ҷасомат ва мавқеи ҷуғрофии 683 мавзеи Мовароуннаҳру Хуросон, Эрону Ироқ, ҳатто Русияву Арманистон ва Испанияро бо дараҷаю дақиқа ва сонияҳои тӯлу арзи онҳо ва баландии қутби шимолро аз маконҳои гуногун нишон медиҳад.

Дар баробари нуҷум (астрономия), ҳандаса (геометрия) ва илмҳои риёзиёт (математика) низ дар ин замон хеле инкишоф ёфта, олимони ин соҳа на танҳо муваффақиятҳои илмии то даври худро ҷамъбаст мекарданд, балки ба бисьёр кашфиётҳои муҳимми илмӣ дар ин соҳаҳо, аз қабили кашфи касри ашъорӣ, усули баровардани реша аз ададҳои ихтиёрӣ, ба илми риёзиёт ворид кардани мафҳуми «ададҳои мусбат» ва «ададҳои манфӣ» ва ғайра мушарраф шуданд, ки ба тарақии минбаъдаи ин соҳаи илм роҳ кушод.

Умуман, олимони мактаби илмҳои дақиқи Самарқанд дар ин муддат доир ба нуҷуму ҳайат (астрономия), риёзиёт (математика), ҳисоб (алгебра ва арифметика), ҳандаса (геометрия, тригонометрия, геодезия) ва амсоли он зиёда аз 100 асар эҷод карда буданд.

Ҷомӣ аз рӯзе, ки ба Самарқанд омада буд, рағбати зиёде дошт, ки рафта расадхонаро бубинад, ситораҳоро назора кунад. Вале ӯро ҳеҷ имконе даст намедод.

Баъди вафоти устодаш рӯзе ба воситаи нома аз Улуғбек, ки дар пеши ӯ низ дарс хонда буд, хоҳиш кард, то ӯро иҷозат диҳад, ки ба расадхона равад. Вале Ҷомӣ ҷавоб гирифт, ки расадхона тақрибан кор намекунад, зеро баъди ба поён расидани зич дар он ҷо дигар кори муҳимме бурда намешавад.

Ҷомӣ бори дигар ба Улуғбек нома навишта, изҳор кард, ки барои ӯ кор кардани расадхона муҳим нест, мехоҳад, ки ҷои хидмати устоди марҳумаш Қозизодаи Румиро табаррукан зиёрат кунад.

Ин дафъа ба ӯ иҷозат доданд.

Рӯзе баъд аз зуҳр Абдурраҳмони Ҷомӣ роҳи Тали Поирасадро пеш гирифт. Вай аз Дарвозаи оҳанин, ки яке аз шаш дарвозаи асосии шаҳр буда, дар тарафи шарқи шимолии он воқеъ гардида буд, баромада, каме ба тарафи шарқ рост рафт. Баъди фосилае роҳ ба тарафи чап моил шуда, касро ба сӯи баландӣ мебурд. Пас аз фурсате ӯ ба ҳамворӣ расид. Қад-қади роҳро дарахтони арару шамшод зеб медоданд, ки шамолаки нарми бегоҳӣ шохҳои онҳоро меҷунбонид. Ҳар қадар Ҷомӣ пеш мерафт, сояи дарахтон, ки ба тарафи шарқ гашта буд, дарозтар мешуд. Ҷомӣ каме нишеб фуромаду аз дарёчаи Сиёб гузашт ва боз теппачаеро тай карда, дар фуромадгоҳи он ба лаби наҳрчае расид, ки Оби Раҳмат буд. Вай дар лаби об нишаста дасту рӯ шуст, таҳорат кард, об хӯрд, дам гирифт. Аз ҷояш бархоста аз наҳр ба ақиб гашт ва ба тарафи баландии тале раҳсипор гардид. Ин тали Кӯҳак буд, ки акнун онро бештар Тали Поирасад мегуфтанд. Ҷомӣ чун ба баландӣ баромад, дид, ки ба чаҳор тараф уфуқ кушода шуда, тамоми манзараи атроф бо пастиву баландиҳо, силсилаи кӯҳҳои дур, гунбазу

манорҳои шаҳр ва ҷо-ҷо дар талҳо дидбонҳо намудор буд. Шомгаҳ, ки наздик буд, шафақи лолагун канори ғарбии осмонро музайян мекард.

Ҷомӣ ба дарвозаи пӯшида наздик шуда, ҳалқаи онро кӯфт. Посбон дарвозаро кушод ва иҷозатномаи ӯро дида, ба даромадан рухсат дод.

Абдурраҳмони Ҷомиро яке аз ходимони расадхона, киқаблан бо ӯ ошноӣ дошт, истиқбол кард. Оҳиста-оҳиста чодари сиёҳи шаб оламро базери худ кашид. Манзараи гунбази фалак тоси нагунсореро мемонд, ки гуё устои моҳире онро нуқракӯб карда бошад. Ин манзараи фалаки пуркавокибро наззора карда, Ҷомӣ беихтиёр шеъри Фариди Аҳвалро, ки аз муосирони Саъдӣ буд, замзама кард:

Намози шом, к-аз амвоҷи ин дарёи дӯлобӣ
Фурӯ шуд завраҷи заррин, баромад ташти симобӣ.
Зи авҷи мавҷи ин дарё баромад сад ҳазор анҷум,
Чу бар рӯи муҳити кул шиновар хели мурғобӣ...

Асбоби асосии расадхонаро судси[5] азиме ташкил мекард. Ин асбоби зовиясанҷ, ки аз шашяки доираи амудӣ иборат буд, аз марказ то нуқтаи сатҳи доиразиёда аз шасту се газ буда, дарозии қавси он қариб сад газ меомад. Судс дар хати нисфуннаҳор (меридиан) дар хандақе, ки се газ бар дошт, аз ҷануб ба шимол ба тарзи ду камонаи ба ҳам мувозӣ ҳалқа зада, ин камонаҳо дуним ваҷаб аз ҳам дур буданд. Пояи хандақ ҳаштод газ, баландии доираи он дар ҷануб як газ ва дар шимол чиҳил газ буда, дар ҳар чаҳор ангуштии камона мили биринҷӣ часпонда шуда буд, ки дараҷаҳоро ифода мекард. Дар ин бино соати офтобӣ ва

5Судс— секстант — радиуси давраи пурраи он 42,212 метр меомад.

устурлоб буд. Ҳамон сурохие, ки аз мобайни сақф партави офтобро роҳ медод, вақтро муайян мекард.

Ҷомӣ на танҳо ин асбобҳоро тамошо кард, балки бо онҳо афлоку ситораҳоро назора кард, баъзеи онҳоро дар осмон ёфта, аз дафтари зиҷ, ки ҷадвали 1018 ситорараро фаро мегирифт, пайдо кард. Қариби саҳар онҳо хоб рафтанд. Бомдодон Ҷомӣ аз хоб бархоста, ба тамошои иморат машғул шуд. Бинои расадхона иморати сеошёнаи мудаввари устувонашакле (силиндрӣ) буд, ки дарвозаи мунаққаш ва ҳафт гунбаз дошт. Баландии иморат қариб чиҳилу чаҳор газ ва қутри ҳалқаи он зиёда аз ҳафтоду ду газ буда, даруни он аз толори калон ва атрофи толор аз даҳлезу ҳуҷраҳо иборат буд, ки сақфу деворҳои онҳо бо нақшҳои дилпазир ва навиштаҷоти беназир, тасвири нуҳ фалаки гардон, суфраи кабуди осмон бо ситораҳои бешумор, бурҷҳои самовӣ, ҳилолу бадр, шакли курраи арз, тақсимоти ҳафт иқлим бо дараҷаю дақиқа ва сонияҳои тӯлу арзи шаҳрҳову вилоятҳои онҳо, сурати ҷазираҳову дарёҳо ва биёбонҳову кӯҳҳо дар ниҳояти зебоӣ ва ғояти диққат оро дода шуда буд.

Ба ҳамин тариқ, Абдурраҳмони Ҷомӣ дар муҳити фарҳангӣ ва адабии Самарқанд айёми ҷавониро ба андӯхтани дониш ва такмили ҳунар сарф мекард.

Дар ин миён 12 марти соли 1447 Шоҳрух баъди ҳукмронии 42-сола дар Ҳирот вафот кард. Аксарият мехостанд, ки ҷои ӯро Улуғбек гирад. Вале ҳама авлодони Темур сар бардоштанд. Дар тамоми Хуросон, Мовароуннаҳр ва вилоятҳои дигари қаламрави Темуриён задухӯрдҳои хунини тахту тоҷталабӣсар шуда, мамлакат ранги кушишхонаро гирифт.

Муҳаммад Тарағай Улуғбек, ки бо пуштибонии падараш Шоҳрух дар тахти Самарқанд менишасту ба тамоми Мовароуннаҳр ҳукмронӣмекард, хост пеши ин

бетартибиҳоро гирад ва тамоми ҳокимони саркаши ҳамавҳамавлодашро ба худ тобеъ гардонад. Вай ҳамроҳи писаронаш Абдуллатиф ва Абдулазиз бо 90 000 сарбоз баҳори соли 852/1448 ба тарафи Ҳирот лашкар кашид. Вай мисли падару бобояш тамоми занон ва фарзандони худро низ хамроҳ гирифт. Занону кӯдакон аз ақиби лашкар андаруни каҷоваҳо зери соябону чатрҳо, ки онҳоро аз нури офтоб ва борон муҳофизат мекарданд, роҳ мепаймуданд. Дар Тарноб, ки 14 фарсах берунтар аз Ҳирот ҷой гирифта буд, лашкари ӯ бо сипоҳи ҷонишини Шоҳрух дар Ҳирот— Алоуддавла ҷангида, ғалабаи пурра ба даст овард. Шиҳаи аспон бурҷу деворҳои қалъаро меларзонд. Садои нақораву табл ба фалак мепечид. Алоуддавла ба Машҳад ва аз он ҷо ба Кӯчон гурехта, ба зери боли бародари худ Мирзо Абулқосими Бобур паноҳ бурд. Завҷаи Шоҳрух Гавҳаршод ва вазирони ӯ низ аз Ҳирот гурехтанд. Улуғбек қалъаи Нереш ва Абдуллатиф қалъаи Ихтиёруддинро ба даст даровroutанд. Сипас Улуғбек ба тарафи ғарб ҳаракат карда, Машҳадро забт кард, аммо натавонист, ки қалъаи Имодро, ки Алоуддавла дар замони Шоҳрух онро сохта буд, фатҳ кунад. Вале аз футуҳоти Улуғбек муддате нагузашта, ҳиротиҳо дастаҳои довталаб ташкил карда, мавзеъҳои забткардаи Улуғбекро ба даст даровroutанд ва Улуғбекро ба сӯи Мовароуннаҳр таъқибкунон ба лашкари ӯ зарбаҳо заданд. Азбаски сипоҳиёни Улуғбек Хуросонро басе истило ва талаву тороҷ карда буданд, халқ ба муқовимат бархост. Хуросониҳо бо тамоми ҳастӣ аз онҳоинтиқом мегирифтанд. Ниҳоят, дар наздикии Сарахс дастаи хуросониҳо бо сардории Ҳиндука ба сипоҳи Улуғбек зарбаи қатъӣ зада, яке аз саркардагони ӯ Иброҳими писари Индика Темурро асир гирифтанд. Улуғбек талафоти зиёде дода, аз оби Омӯя гузашт. Аммо ҳангоми убур аз дарё ба ҳамлаи ӯзбекҳои кӯчманчӣ дучор шуда, боз талафоти зиёд дод. Ин воқеаҳо

эътибори Улуғбекро дар назди сипоҳиён ва халқ хеле коҳонданд. Табақаҳои гуногуни аҳолӣ ва сипоҳӣ ӯро бад медидагӣ шуданд.

Баҳори соли 853/1449 Улуғбек хост, ки аз нав ба Хуросон лашкар кашад. Вале ӯ маҷбур шуд, ки бо писари худ Абдуллатиф ҷанг кунад. Сабаби душманиии Абдуллатиф ба падараш он буд, ки ҳангоми юриши падар ба Хуросон ӯ дар майдони ҷанг корнамоиҳои зиёд нишон медод, аммо Улуғбек писари дигараш Абдулазизро таъриф мекард. Бар замми ин, дар вақти забти қалъаи Ихтиёруддин Улуғбек ба Абдуллатифи соҳибзафар ганҷинаи Алоуддавларо надод.

Хулоса, сипоҳи Улуғбек ва лашкари Абдуллатиф се моҳи тамом дар ду соҳили Омӯ истода, чанд бор бо ҳам ҷангиданд.

Дар ин вақт ӯзбекҳои кӯчманчӣ ба тарафи Самарқанд хурӯҷ карда, шаҳрро муҳосира карданд. Улуғбек худро ба Самарқанд расонд. Аммо ба муқобили душман истодагӣ карда натавонист. Аҳолӣ аз ӯ норизо шуданд, ки пеши истилову тороҷро гирифта наметавонад. Мардуми шаҳри Самарқанд, махсусан косибону ҳунармандон бо мадади деҳқонон душманро пеш карданд.

Улуғбек боз ба ҷанги зидди писараш Абдуллатиф рафт. Аммо дар маҳаллае аз маҳаллоти назди Самарқанд, ки дар замони Темур Димишқ номида мешуд, сентябр-октябри соли 1449 лашкари ӯ ба зарбаи ҳалокатовари сипоҳи Абдуллатиф дучор гардид. Сипоҳиёни боқимондаи ӯ даста-даста худро ба асирӣ доданд. Улуғбек хост, ки ба шаҳр паноҳ барад. Лекин доруғаи шаҳр (шаҳрдор) дарвозаро ба рӯи ӯ баст.

Улуғбек ҳамроҳи писараш Абдулазиз ва чанд навкар ба тарафи шимол роҳ пеш гирифт ва худро ба қалъаи Шоҳрухия расонд. Сардори ин қалъа на танҳо ӯро ба қалъа

роҳ надод, балки хост асир гирифта, ба дасти Абдуллатиф супорад.

Улуғбек бо ҳамроҳонаш ба Самарқанд баргашта, аз тоҷу тахт даст кашида, ба писари бемуруввати худ Абдуллатиф илтиҷо бурд ва аз ӯ хоҳиш кард, ки вайро барои ба хаҷ рафтан иҷозат диҳад.

Абдуллатиф хоҳиши ӯро ба ҷо овард.

7 рамазони 853/24 октябри 1449. Борон меборид, шамоли сахт мевазид, ҳаво хеле хунук буд. Улуғбек бо чанд нафар наздикони худ Самарқандро пушти сар гузошта озими ҳаҷ шуд. Роҳ лой ва вазнин буд. Ҳамсафарон маҷоли роҳ рафтан надошта бошанд ҳам, ба ҳукми зарурат пеш мерафтанд. Бегоҳии рӯзи дигар чиғатое аз улуси сулдузҳо худро ба онҳо расонид ва ҳукми подшоҳро ба онҳо расонд, ки шабро дар деҳаи сари роҳ гузаронанд, то ки асбоби сафари онҳо пурра омода карда шавад. Шоми говгум онҳо дареро кӯфтанд. Соҳиби хона дилу бедилон дарро кушода, меҳмонҳоро ҷой дод ва ба Улуғбек ёрӣ расонд, ки аз асп фурояд. Тарафи бегоҳхунук бештар таъсир мекард. Улуғбек баробари ба хона даромадан фармуд, ки оташ гиронанд ва шӯрбо пазанд. Алав карданд ва гирди оташдон ҳалқа бастанд. Банохост шарорае парида, ба пӯстини олтоии Улуғбек афтод. Улуғбек аз ин ғофил монд. Шарора пеши барашро сӯхта сурох кард. Улуғбек аз ин фоли бад гирифта, ба алангаи оташ нигариста, бо зарда ба туркӣ гуфт:

— Сен ҳам билдинг? (Ту ҳам донистӣ?)

Улуғбеки подшоҳи дирӯза, мусофири бекаси имрӯза хеле ошуфтахотир менамуд. Ҳозирон хостанд ӯро дилбардорӣ кунанд. Судманд нашуд.

Ҳангоме ки Улуғбек ба сафар баромада буд, фақеҳони Самарқанд, ки Улуғбеки олимро чашми дидан надоштанд, фурсатро мувофиқ ёфта, бо розигии Абдуллатиф фатво доданд, ки Улуғбек сирри осмонҳоро, ки «хоси

Худовандист», мехост бидонад. Аз ин ҷиҳат, вай кофир ва воҷибулқатл аст. Ҳама ба зери фатво муҳр гузоштанд. Танҳоқозӣ Шамсиддин Муҳаммади Мискин ба зери фатвои ғайришаръӣ муҳр нагузошт ва изҳор кард:

— Мирзо Улуғбек одами муъмину мусулмони пок, адолатпеша буданд, Қуръонро бо ҳафт қироат ҳифз доштанд, он ҷанобро кофир ҳукм кардан хилофи шаръи Мустафост.

— Не, Улуғбек, ки дини Муҳаммадро пеши по зада, расми кофиронро пеш гирифта буд, воҷибулқатл аст, ӯ дар тӯи хатнасури писараш ба ҳама шароб дода буд, дар тамоми маҷлисҳои ӯ занони муғанния ҳамроҳи мардон нишаста базм мекарданд, ҳамаи ин хилофи шаръ аст,— мегуфт Сайид Ошиқ.

— Шайхулисломи беислом ӯро бероҳа мекард,— мегуфт дигаре.

Дар ин миён Аббос ном ҷавон, ки падарашро Улуғбек кушта буд, даъвогар шуд ва хунбаҳо талаб кард. Рӯҳониёни баҳонаҷӯ фатво доданд, ки хуни Улуғбекро бар қасоси хуни падараш рехтан ба Аббос айни шаръ аст.

Аббос, ки дар оташи қасос месӯхт, баробари ин фатворо гирифтан ба бошишгоҳи Улуғбек, ки ӯро маълум буд, асп давонд. Вай худро ба ҳавлӣ расонда, дар як зум худро ба даруни хонае гирифт, ки Улуғбек ва ҳамроҳонаш он ҷо пеши алав нишаста, гарм мешуданд. Ҳамроҳи ӯ боз чаҳор нафар шамшерҳо дар даст вориди хона шуданд. Ҳамроҳони Улуғбек гурехтанд. Улуғбек ҳам аз ҷой бархоста, худро ба кунҷи девор гирифт. Аммо марди 56-сола натавонист ба ҷавони ҳузарби 30—32-сола ғолиб ояд. Аббос дасту пои ӯробаста, аз хона баровард ва ба тарафи ҷӯй кашида, бо як зарба сари ӯро аз танаш ҷудо карда, шамшери хунолудашро лесид.

Тани Улуғбек даруни ҷӯйбор афтид ва сараш дар лои хунук оғуштаи хун монд.

Ин воқеаи мудҳиш 8 рамазони 853/25 октябри 1449 дар канори оби Суч рух дод. Баъд аз ду рӯз ҷасади Улуғбекро ба шаҳр оварда ба хок супурданд. Шоире дар таърихи вафоти ӯ гуфта:

Чу Аббос кушташ ба теғи ҷафо,
Бувад соли таърих «Аббос кушт».

Абдуллатиф баъди куштани падар бародараш Абдулазизро ҳам ба қатл расонд. Бо вуҷуди он ки Абдуллатиф гоҳ-гоҳе ба нуҷуму таърих даст мезаду девонҳои шоиронро аз назар мегузаронд, пайваста хизмати рӯҳониён ва шайхонро карда, дар маҷлиси онҳо бо камоли ниёзмандӣ ва адаб менишаст ва аз ҳоли фуқарову лашкар хабар намегирифт. Мабодо аз сипоҳие ё каси дигаре норозигие ҳис мекард, ӯро ба қатл мерасонд. Дар ҳаққи ӯ мегуфтанд, ки «ҳурмати пирон намедорад ва марҳамат бар ҷавонон гуноҳ мепиндорад». Бинобар ҳамин, вақте ки ӯ Ҷомиро барои ба ҷои Сайидалии Ҳошимӣ гирифтани мансабе ба дарбор ҷеғ зад, Ҷомӣ бо баҳонаи он ки ҳанӯз таҳсилро ба охир нарасондааст, пешниҳоди ӯро рад карда, нарафт.

Ҳокимияти Абдуллатиф дер напоид. Дастае аз сипоҳиён, ки аз мулозимон ва навкарони Улуғбеку Абдулазиз буданд, пайт ҷуста, моҳи маи 1450 Абдуллатифро, ки барои намози ҷумъа аз Боғи Чинор (дар ҷануби Самарқанд) ба шаҳр меомад, махфиёна таъқиб карданд. Ҳангоме ки Абдуллатиф аз Боғи Майдон гузашта ба дарвозаи Чорраҳа, ки ғарбтари Гӯри Мир ҷой гирифта буд, расид, сипоҳие ба тарафи вай тир андохт. Тир ба нишон расид. Вай «Ой Оллоҳ, ӯқ тегдӣ»(Эй вой Худоё, тир расид)-гуён бо фиғон аз асп афтид. Ҳамроҳони ӯ саросемавор фирор карданд.

Сӯиқасдчиён каллаи Абдуллатифи маҷрӯҳро бурида, дар даромадгоҳи мадрасаи Улуғбексари найзазада монданд.

Мардум мегуфтанд:

Падаркуш подшоҳиро нашояд,
В-агар шояд, ба ҷуз шаш маҳ напояд.

Ба ҷои Абдуллатиф сӯиқасдчиён Мирзо Абдуллоҳ ибни Иброҳим Султонро, ки домоди Улуғбек буд, батахти Самарқанд шинонданд. Подшоҳи нав кӯшиш мекард, ки баъзе русуми замони Улуғбекро аз нав ҷорӣ намояд.

Хабари қатли Абдуллатифро шунида, дар Бухоро Султон Абӯсаидро подшоҳ эълон карданд. Абӯсаидба тарафи Самарқанд хуруҷ кард, вале шикаст хӯрда, бо роҳи биёбон ба тарафи шимол гурехт.Мирзо Абдуллоҳ ба муқобили Алоуддавла, ки Шибирғон, Балх ва Ҳисорроба тасарруфи худ дароварда, ба тарафи Самарқанд чашм ало мекард, лашкар кашид. Дар Шаҳрисабзҳар ду сипоҳ рӯ ба рӯ шуда, аз бенизомӣ ҳар кадом зуд ба ақиб рӯ ниҳода, Алоуддавла ба Балх ва Мирзо Абдуллоҳ ба Самарқанд баргаштанд.

Дар ин ҳангом Абӯсаид шаҳри сарҳадии темуриҳо Яса (Туркистони имрӯза)-ро ба даст даровард. Мирзо Абдуллоҳ ба муқобили ӯ дастаи мусаллаҳе фиристод, ки ин даста шаҳрро муҳосира кард. Аммо муҳосирашудагон овоза паҳн карданд, ки хони ӯзбекҳо Абулхайрхон ба ёрии ясавиҳо меояд. Дастаи фиристодаи Мирзо Абдуллоҳ шаҳрро партофта рафт.

Мирзо Абдуллоҳ баъди ин шахсан бар зидди Абӯсаид лашкар кашид. Ин хабарро шунида Абӯсаид бо сипоҳи Абулхайрхон аз Яса ба Тошканд вааз он ҷо ба Хуҷанд омад. Аскарони Мирзо Абдуллоҳ ба воситаи Мирзочӯл ва Булунғур ақиб гаштанд. Дар наздикии деҳае, ки дар замони

Темур Шероз ном гирифта буд, муҳорибае ба амал омад. Лаш-Лашкари Мирзо Абдуллоҳ торумор гашт ва худаш асир афтод.

Ин воқеа рӯзи душанбеи 22 ҷимодиюлаввали санаи 855/21 июни соли 1451 ба вуқуъ пайваст.

Абӯсаид ба Самарқанд омада ба тахти Мовароуннаҳр соҳиб шуд ва баробари ин кушандагони Абдуллатифро дасттир карда, ба қатл расонд ва ҷасади онҳоро сӯхта хокистар кард.

Баъди қатли Улуғбек Самарқанд чун маркази илм аз равнақ афтод. Таълими илмҳои дақиқ дар мадрасаҳо манъ карда шуд. Ҳатто мантиқ ба қатори илмҳои мамнӯъ дохил шуд. Ҳамсафони Улуғбек ба чор тараф парешон шуданд.

## БОЗГАШТ

Баъди нуҳ соли таҳсил ва боз ҳафт соли дигари истиқомат дар Самарқанд тобистони соли 856/1452 Ҷомӣ ба Ҳирот баргашт. Шаҳр боз ҳам васеътар ва ободу зеботар шуда буд.

Дере нагузашта, ин марди 38-сола дар тамоми Ҳирот чун олим ном баровард, аммо чун шоир кам машҳур буд. Таълифоти ӯ ҳам кам буд. Гоҳ-гоҳе ғазале аз ӯ дар даҳонҳо пайдо мегашт. Дар маҷлисҳо, ки кам гап мезад, бештар чун кошифи муаммо шуҳрат дошт, зеро душворфаҳмтарин муаммоҳоеро, ки дигарон намеёфтанд, ӯ меёфт.

Дар ин вақт дар тахти Ҳирот Абулқосими Бобур менишаст, ки яке аз наберагони Шоҳрух ва писари Бойсанғур буда, худро дарвеш вонамуд карда, бо аҳли тасаввуф қаробат мегузинид ва аз рисолаҳои тасаввуфӣ мехонд. Аз ин ҷиҳат, ҳиротиён ӯро “Бобури қаландар” мегуфтанд. Вай подшоҳи нисбатан маърифатдӯст буда, табъи шоирӣ ҳам дошт. Бо вуҷуди диндорӣ ба эътиқоди тобеонаш бетарафона менигарист ва ба низоъҳои сунниву

шиа, ки ҳар замон боиси балвое мешуд, коре надошт. Аз ин гузашта, тангае сикка зада буд, ки дар болои он чунин ибора сабт буд: “Ҳар кас ҳар навъ эътиқод дорад, гӯ, медор. Ман бар тариқаи суннат ва ҷамоат собитам ва мазҳаби Абӯҳанифа дорам”. Ин сиёсати ӯ боиси паст шудани низоъҳои мазҳабӣ шуда буд.

Абулқосим Бобур бодапарастӣ ва базму суҳбати занонро дӯст медошт. Вай дар беруни Ҳирот чорбоғе тарҳ андохта, дар мобайни он иморати пуршукӯҳе сохта буд, ки онро ишратхона мегуфтанд. Ин ягона иморате буд, ки дар замони салтанати ӯ бино ёфта буд. Дигар на мактабе сохта шуду на мадрасае.

Боре Абулқосим Бобур аз Хиёбон аспакӣ мегузашт. Маст. Мавлонзодаи Абҳарӣ ҳам, ки муфтии шаҳр ва шахси риндваш буд, ҳамроҳи ӯ сархуш буд. Ба онҳо шоир Ҳофизи Турбатӣ дучор омад. Подшоҳ ба шоир фармуд, ки суроҳиро гирифта як байти муносиб гӯяд: Ҳофизи Турбатӣ қадаҳро назди муфтӣ дошта гуфт:

Дар даври подшоҳи хатобахши ҷурмпӯш
Ҳофиз қаробакаш шуду муфтӣ пиёланӯш.

Ҳарчанд байт аз Ҳофизи Шерозӣ буд, гӯянда таҳсин ёфт.

Шабе Абулқосим Бобур базм ороcт. Мисли шабнишиниҳои дигар. Дар ин базм ҳам созандагону навозандагон суруду нақш мехонданд. Маҷлисиён мехӯрданду менӯшиданду рақс мекарданд. Мисли ҷашнҳои аҳолии Самарқанд занони муғаннӣ ва раққоса, одамони шеъргӯю шеърфаҳм иштирок мекарданд. Ба ин маҷлис Ҷомӣ ҳам даъват шуда буд.

Абдурраҳмони Ҷомӣ аз маҷлиси султон ҳамеша малул меомад. Вай аз қаробат бо подшоҳон ва аз суҳбати онҳо лаззат намегирифт, рақсу сурудро дӯст дорад ҳам,

бодагусорӣ ва бепардагии аҳли маҷлис маъқулаш набуд, лекин аз рӯи зарурат ва барои таъсир расондан ба аҳли ҷоҳ ва онҳоро ба адолату додгустарӣ даъват кардан, гоҳ–гоҳе дар чунин маъракаҳо ширкат меварзид.

Танҳо дар боргоҳи Абулқосими Бобур базм намегузашт. Ӯ ба ҳар ҷо мерафт, ин корро мекард. Дигар парвои фалак надошт.

Боре ӯ ба Шероз сафар кард. Садри он ҷо мавлоно Шамсиддин Муҳаммад Бухороӣ – машҳур ба Муҳаммади Муаммоӣ буд. Садр Абулқосим Бобурро ба манзили худ, ки дар мазори сари қабри Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ буд, даъват карда ба шарафи ӯ зиёфат дод. Лаҳзаи нав ин буд: он сол садр дар болои марқади Хоҷа Ҳофиз гунбаде бино карда буд. Дар маҷлис, ки хеле бо ҳазлу шӯхӣ мегузашт, яке аз хуштабъони шерозӣ аз ҷой бархоста, дар девор ин байтро навишт:

Агарчи ҷумлаи авқофи[6] шаҳр ғорат кард,
Худош хайр диҳад, он ки ин иморат кард.

Чун чашми Абулқосими Бобур ба ин байт афтод аз ханда худро дошта натавонист. Хандаи подшоҳ садрро дар ташвиш гузошт. Аммо баъди аз асли воқеа пай бурдан садр ба он ранги шӯхӣ дода, бадеҳатан бо муаммо ҷавоб дод.

Ҷомӣ айёми ҷавониро танҳо муҷаррад гузаронда, шабу рӯзро ба мутолиаи китоб сарф мекард. Гоҳе дар суҳбатҳои аҳли дарбор ва хуштабъони шаҳр ширкат меварзид. Вай мегуфт:

- Аз суҳбати пирони дамсард бадтар чизе нест. Агар пирро дар суҳбат бинем, фазои олам бар мо танг мешавад.

Вай дар айёми пирӣ ин гуфтори худро ба хотир оварда мегуфт:

---

[6]Авқоф-ҷамъи вақф-даромади заминҳое, ки ба мадрасаҳо ва мазорҳо бахшида мешудаанд.

- Акнун, ки ба пирӣ расидаем, худро аз суҳбати ҷавонони дилкаш дур медорем, то ки ишон низ аз суҳбати мо фартут нагарданд.

Дар замони салтанати Абулқосим Бобур мамалакат зоҳиран дар осоиш ва сарҳадҳо нисбатан ором бошад ҳам, хавфи ҷидоли дохилӣ ва бими ҳуҷуми аҷнабӣ ҳеч гоҳ дур намешуд. Махсусан, рақобати ҳукмронони Мовароуннаҳр ва Хуросон рӯз ба рӯз авҷ мегирифт. Онҳоро ба ин кор дарбориёни ҷангҷӯ бештар ташвиқ мекарданд, чунки ҷанг яке аз манбаъҳои хазинағундории онҳо буд. Соли 858/1454 овоза паҳн шуд, ки ҳокими Самарқанд Абӯсаид ба он тайёрӣ мебинад, ки ба Хуросон ҳуҷум кунад. Ин хабарро шунида, Абулқосим Бобур пешдастӣ кард. Вай ба Самарқанд лашкар кашида, шаҳрро чор моҳ дар муҳосира нигоҳ дошт. Сипоҳи мухолифонаш маҷоли зиддият надошт. Аммо ҳунармандони шаҳри Самарқанд ва деҳқонони атрофи он бо зарбаҳои душманафгани худ шаҳрро аз муҳосира наҷот дода, сипоҳи Абулқосим Бобурро ба сӯи Хуросон пеш карданд. Вай декабри 1454 аз оби Омӯ гузашта, ба маркази Хуросон расид.

Боз мамлакат ноором шуд. Дар ин миён Ҷомӣ бо шайхи нақшбандиёни Ҳирот Саъдиддини Кошғарӣ ошно шуд.

Саъдиддини Кошғарӣҳар рӯз пеш аз намоз бо асҳоби худ ба дари масҷиди ҷомеи Ҳирот менишаст ва суҳбат медошт. Гузаргоҳи Ҷомӣ аз ин ҷо буд. Ҳар навбат, ки Ҷомӣ аз он ҷо мегузашт, Саъдиддин ӯро дида мегуфт:

-Ин мардро аҷаб қобилиятест, шефтаи вай шудаем, намедонем вайро ба чӣ ҳилла сайд кунем ва ба чанг оварем.

Рӯзҳо паи ҳам мегузаштанд. Ҷомӣ дар суҳбатҳои Кошғарӣ ширкат меварзид. Он хусусиятҳои Ҷомӣ Кошғариро фирефтаи ӯ карда буд, вай бо калону хурд баробар буд, бо назарногиртарин мардум дар таом шарик мешуд, дар хӯрданитаом бетакаллуф буд. Дониши васеъ,

табъи саршор, мутоибагӯӣ, камсуханӣ, ҳилм ва тавозӯъмандии ӯ асҳоби Кошғариро ихлосманди ӯ мегардонд.

Аксар баъди рафтани Ҷомӣ шайх мегуфт:

-Эй ёрон, ин мард бисёр бузург аст, гумон мекунам, ки имрӯз дар ҳама олам дар паҳлӯи ӯ баробар касе нест.

Боз чандин вакт гузашт ва ниҳоят Ҷомӣ ба доми Саъдиддини Кошғарӣ афтод. Инро Кошғарӣ ҳам пинҳон дошта натавониста, он рӯз ба аҳли хонаводаи худ гуфт:

-Шоҳбозе имрӯз ба чанги мо афтод.

Саъдиддини Кошғарӣ Абдурраҳмони Ҷомиро бисёр дӯст медошт ва аксар вақташро дар суҳбати вай мегузаронд. Ба Ҷомӣ ҳам ин пирамарди хушхулқу хуштакаллум хеле маъқул буд. Бинобар он мегуфт “Хоки ӯ беҳтар зи хуни дигарон”.

Ҷомӣ баҳори соли дигар аз Кошғарӣ иҷозат гирифта, чанд рӯзи ин фасли хуррамро дар қасабаи Ӯба гузаронд. Саъдиддин баъди чанд рӯз ба вай хат навишта, ӯро бародари нури дида номида, ба Ҳирот баргаштанашро ишорат мекунад. Ҷомӣ руқъаро гирифта ба Ҳирот бармегардад.

Абдурраҳмони Ҷомӣ дар байни аҳбобу муридони Саъдиддини Кошғарӣ бо донишу биниш, ҳусни хулқ ва камоли фурӯтанӣ ягона буд. Ҳангоми дар дами марг истодан Кошғарӣ Ҷомиро ҷонишини худ таъйин намуд. Аммо Ҷомӣ намехост, ки ин амрро қабул фармояд.

-Таҳаммули бори шайхӣ надорем, хирадмандон дуруст фармудаанд, ки дари шайхиро банд, дари ёриро кушой, дари хилватро банд, дари суҳбатро кушой.

Бар хилофи хоҳишаш ӯро сардори фирқаи нақшбандиёни Хуросон пазируфтаанд. Вале ӯ мисли шайхони дигар аз ин мансаб на танҳо лаззат намебурд, балки касеро ба ин роҳ талқин ҳам намекард, яъне бо

вуҷуди аз тахти дил пазируфтани таълимоти ирфонӣ ба кашфу каромот эътимоду эътиқоде надошт, раҳнамоӣ ба сӯи покиву некӣ ва хизмати халқро вазифаи шайх дониста, ба асҳоби худ мегуфт, ки кашфу каромоти машоих рӯъёе беш нест. Ҳар гоҳ агар аз рӯи зарурат худро ба ин кори беҳуда андармон мекард, дар ваҳшат афтода, худро мағлуб мепиндошт ва гумон мекард, ки аз замин ҷудо шудааст ва пояш ба он намерасад. Аз ин эҳсоси мағшуш худро ба паноҳи шеър мезад ва дар сояи он аз қабзияти рӯҳ наҷот меёфт. Шеър гуфтан барои Ҷомӣ ҳамеша талаби маънавӣ, давою доруи ӯ аз қабзияти рӯҳӣ буд, на воситаи рӯзгузаронӣ ва изҳори фазл.

Ҷомӣ обрӯи фирқаи худро бо ибрати шахсӣ ва бо шеър ба афлок бардошта, бо ин роҳ ба мардум хулқи нек, ахлоқи ҳамида ва одамгариро таълим медод. Вай шахси ниҳоят хоксор ва беҳастӣ буда,аксар дар рӯи хок менишаст, гоҳ қабои остинкушода мепӯшид, гоҳ ҷубба ва гоҳе або дар китф медошт, ки онро кашида ба зери по меандохт ва мегуфт:

- Ҳам палос аст, ҳам либос.

Дар ҳар либосе дилкаш менамуд, гоҳ салла бар сар мениҳод, гоҳ не. Кӯтоҳи сухан, Мавлавӣ Ҷомӣ зоҳири хоксорона ва ботини бузургона дошт. Ӯ ба шогирдони худ ҳам андӯхтани илмро тарғиб мекард. Боре ҷавоне аз ҳавасмандони Ҳирот таҳсилро тарк карда, ба тарафи Самарқанд рафт, то ки мулозимати сӯфияи он ҷо бикунад. Ҷомӣ дар вақти видоъ гуфт:

Ҷозибаи сафари Мовароуннаҳр якбора туро ба тарафи сӯфигарӣ кашидааст, ки аз касби камолоти илмӣ бозмедорад, тамоми ақлу ҳушро мебоист мутаваҷҷеҳи илму дониш мекардӣ, зеро бисёр мушоҳида кардаем, ки мардуми сӯфияи бе илм, одамони торик ва ҷоҳилу фосиқ буда, аз

сӯфигарӣ ишкам пур карда, шаҳват меронанд, ки аз онҳо ҳазар мебояд кард.

Аҳли ирфонро таълими шишту хези одӣ ва одобу услуби неки инсонӣ меомӯхтанд. Аз ҷумла, дар таом хӯрдан, аз пеши худ хӯрдан, дар луқмаи кас нанигаристан, аз каронаи коса хӯрдан, ба се ангушт таом хӯрдан, косаро пок сохтан, дар вақти таом такя бар ҷое назадан ва ғайра аз одоб шумурда мешуд. Ба назари эшон, ҳурмати ғизохӯрӣ он аст, ки кас "аввал он ки дар вақти таом хӯрдан сар нахорад, дувум-бинӣ пок накунад, севум-оби даҳан наяфганад, чаҳорум – таом дар даҳан бо касе сухан нагӯяд ва панҷум-бар сари серӣ таом нанӯшад". Ин суханонро Ҳусайн Воизи Кошифӣ дар "Футувватнома" овардааст, ки дастурест барои аҳли ирфон.

Ҷомӣ баъди ба мақоми муршидӣ расидан ҳам аз зиндагии маъмулии худ даст накашид. Бо шаҳодати худаш, ҳар гоҳ, ки мехост, пурра ба сӯфигарӣ дода шавад, худро мағлуб ёфта, гумон мекард, ки аз замин ҷудо шудааст ва пояш ба замин намерасад. Вай бо ин рафтор талаби "хилват дар анҷуман"-ро ба ҷо оварда, дар феълу атвор ҳамранги омма мегашт.

Рӯзе Мавлоно Сайфиддини Аҳмад, ки шайхулисломи Ҳирот буд, бо ёру ошноёни худ ба суҳбати Ҷомӣ омад. Ҷомӣ, ки мусиқидӯст буд, ба зиёфат созанда ва сарояндагонро даъват кард. Дар он маҷлис муғанниёни хушовоз ғазалҳои дилошӯб хонданд. Ҳол он ки рӯҳониён онро бидъат  шумурда, шунидани онро манъ мекарданд. Баъди ду-се рӯз Ҷомӣ барои сайр ба тарафи Зиёратгоҳ мерафт. Дар роҳ ӯро шайхи машҳури он атроф Шайх Шоҳ дида ба мулоқоташ шитофт. Чун хабари зиёфати Ҷомӣ ва базми хонандагию созандагии он ба гӯши Шайх Шоҳ расида буд, дар аснои суҳбат ба расми эътироз ба Ҷомӣ гуфт:

-Шумо муқтадои ҷамеъи уламои олам ва пешвои тамоми орифони Арабу Аҷамед, чӣ гуна бошад,ки дар

маҷлиси шарифи Шумо най ва асбоби тараб менавозанд ва усулу доира ва амсоли он месозанд?

Ҷомӣ сар пеши гӯши ӯ бурда сухане гуфт, ки ҳеҷ кас аз ҳозирон онро нашунид, аммо Шайх Шоҳ фарёде кашиду худро аз даст дод. Аммо баъди ба худ омадан гуфт:

-То Мавлавӣ Абдурраҳмони Ҷомӣ аз ин корҳо мекунанд, мо аз ислом даст шустаем.

-Агар ислом он аст, ки шумо пиндоштаед, мо даст аз он шустаем, -гуфт Ҷомӣ.

Ҳамин тариқ, Ҷомӣ аз зиндагӣ, аз ҳузуру ҳаловат ва ғаму шодиҳои он ҷудо нашуд.

## ГАРДИШ

Мавлавӣ Абдурраҳмони Ҷомӣ бо писари калонии Саъдиддини Кошғарӣ Хоҷаи Калон ошноӣ дошт ва гоҳ-гоҳе ба манзили ӯ омаду рафт мекард. Хоҷаи Калон дар ҳавлии худ бисёр вақт маҷлиси самоъ[7] ташкил мекард, аҳли фазлу ирфон ва дарвешони номиро ҷамъ карда, доир ба илму ирфон ва тариқи сайри сулук мубоҳисаҳо меоростт. Дар чунин ҷамъомадҳо гули сари сабади маҷлис муршид Мавлавӣ Абдурраҳмони Ҷомӣ буд. Аммо омаду рафти Ҷомӣ ба ин хонадон натиҷаи дигаре дод. Духтари калонии Хоҷаи Калон ҳар гоҳ “тасодуфан” аз пеши Ҷомӣ баромада мемонд, “нохост” бо рӯи бараҳна ӯро вохӯрда, сипас ишвагарона ба ягон сӯй мегурехт. Оҳиста-оҳиста ин духтар ва хоҳарчааш аз Ҷомӣ рӯй намепӯшидагӣ шуданд. Аммо духтари калонӣ ҳар бор Ҷомиро медид, рухаш афрӯхта гардида, чашмонаш механдиданд. Ҷомӣ ба онҳо унс гирифта, духтари калониро Гули Хандон мегуфт. Оқибат ишқ кори худро кард ва Ҷомӣ бидуни ихтиёр асири

[7]Самоъ-ҷамъомади сӯфиёна, ки бо рақсу суруд мегузашт.

муҳаббати ӯ шуд ва шабу рӯзро бо ёди ӯ мегузаронд. Вале ба кушодани ин роз ҷуръат намекард. Боре дар маҷлиси самоъ дар хонаи Хоҷаи Калон Ҷомӣ ғазале хонд, ки дар он аз либоси нилгун сухан мерафт ва он рӯзҳо духтари калони Хоҷаи Калон пироҳани сабзу нилфом дошт. Хоҷаи Калонро аз шунидани ин ғазал чизе бахотир гузашт:

Дар либоси нилгун чун ҷилва кардӣ, эй парӣ,
Маҳ дигар нанмуд рух з-ин пардаи нилуфарӣ.
Бо либоси осмонӣ ҳар кӣ дид, эй маҳ, туро,
Шуд бар ӯ чун рӯз равшан, к-офтоби дигарӣ!
Шохи шамшодӣ, ки печидаст нилуфар бад-он,
Сарви озодӣ, ки дорад рух зи гулбарги таре.
Расми даврон аст: нилуфар ба зери об, лек
Акси ин кард он тани нозук, зиҳӣ санъатгарӣ!
Барги гул дар ғунча нозук бошад, аммо дар қабо,
Эй гули хандон, ту бисёре аз он нозуктарӣ!
Чанд истиғно, чӣ кам гардад зи ҷоҳу ҳашматат,
Гар ба чашми марҳамат сӯи ғарибон бингарӣ?!
Қадри ҳуснат Ҷомии соҳибназар донисту бас,
Қимати гавҳар касе нашносад, илло ҷавҳарӣ.

То ин дам Ҷомӣ ба андӯхтани илм машғул гардида, ишқро аз рӯи китобҳо дар хаёл мепарвард. Акнун худ эҳсос мекард. Дар натиҷаи ин вохӯриҳо зиндагии якнавохт ва муҷаррадонаи ӯ хотима ёфт. Дар ашъори ӯ ҳам ин воқеа нақши бузурге гузошт. Баъд аз як соли издивоҷ Ҷомӣ соҳиби писар шуд. Вале ин тифлак як рӯз беш умр надид ва ба исме мусаммо нашуда, фавт кард. Ҷомӣ, ки синнаш ба панҷоҳ наздик мешуд, аз ин воқеа басо аламзада шуд.

Айёме, ки Мавлавӣ Абдурраҳмони Ҷомӣ хонадор шуд, солҳои ноором, гуруснагиву қаҳтӣ буда, бозори зулм дар авҷ буд. Чунки бо марги Абулқосим Бобур, ки соли

861/1457 рух додабуд, Хуросон ба майдони ҷангу кашмакашҳои тахту тоҷталабӣ табдил гашт. Бесарусомонӣ дар кишвар ҳукмрон шуд. Кор ба ҷое расид, ки ҳар як қалъа ҳоким дошт: Аҳмади Ясавул қалъаи Ихтиёруддинро ба даст даровард, Парка Муғул қалъаи Наратуро гирифт, Амир Абдуллоҳи Пирзод қалъаи Сарахсро тасарруф кард, Амир Худодод қалъаи Сӯълукро соҳиб шуд, Амир Увайсӣ, писари Амир Ховандшоҳ қалъаи Табасро моли худ гардонд ва ҳеч кадоме мутеи касе набуданд. Парешонии кишвар то он ҷо расид, ки соли 862/1458 танҳо дар як худи музофотҳои Хуросон 12 подшоҳ мустақилона салтанат меронданд.

Касе чунин зулмро дар ёд надошт, ки хироҷи нуҳсоларо дар як сол гирифта бошанд. Ҳатто дар қиссаву афсонаҳо ҳам подшоҳони золим аз фуқарои худ аз хироҷи сесола бештар намегирифтанд. Аммо чунин як ҳақиқати талх ба вуқӯъ пайваст. Соли 862/1457– 58 Ҳирот аввал дар дасти шоҳ Маҳмуд буд, ӯ хироҷи сесоларо пешакӣ аз халқ ситонд. Муддате нагузашта кишварро Мирзо Иброҳим истило кард ва ӯ низ бо таъқибу зиндону дор боз хироҷи сесоларо пешакӣ рӯёнд. Дар охири сол тоҷу тахти Хуросон ба дасти Абӯсаид гузашт. Вай ба ин муносибат бо ваҳшонияти чашмнадида боз хироҷи сесоларо пешакӣ ҷамъ кард. Бар замми ин, дар ин сол се бор бо номи шукрона андозе ситонда шуд, ки ҳангоми нав шудани ҳокимон онро мерӯёнданд.

Ҳамаи ин мавҷи эътирози мардумро ба хурӯш оварда, сабаби норозигию шӯришҳо шуд. Косибону ҳунармандон, савдогарону толибилмони шаҳр ва деҳқонони музофот шӯриш бардошта, кам кардани хироҷ ва бекор кардани бисёр андозҳои навро талаб карданд. Фақат дар охир Абӯсаид, баъзе гузаштҳо карда, шӯришро хобонд. Дар ҳамаи ин амалиёт Ҷомӣ на чун мушоҳидагар, балки чун иштирокчӣ ва пуштибони бепаноҳон тарафи халқи мазлум

буд, ӯ худ дарде надида бошад ҳам, аз дарди халқ месӯхт. Вай андози бисёр камбағалонро аз кисаи худ дод ва барои аз андоз озод шудани баъзеҳо шафеъ шуд.

Абӯсаид ҳокими боистиқлоли Мовароуннаҳр буд. Баъди марги Абулқосим Бобур Абӯсаид фурсатро ғанимат ёфта, Хуросону Эрон ва Мовароуннаҳрро дар зери тасарруфи худ муттаҳид кард, ки аз Тёншон то Бағдод ва аз биёбонҳои Қирғизистон то дарёи Ҳинд тӯлу арз дошт. Вай Ҳиротро пойтахти худ қарор дод. Вале тамоми вилоятҳои ғарбии Эрон – аз Озарбойҷон то соҳилҳои уқёнуси Ҳинд, ки қаламрави Темур ҳисоб мешуд, зери дасти туркманҳои Қароқуюнлу монд. Ҷаҳоншоҳи Қароқуюнлу, ки тобеи темуриҳо буд, баъди марги Шоҳрух худро мустақил эълон карда, Ироқу Форсу Кирмон ва Уммонро таҳти тасарруф даровагда, соли 1458 кӯшиш кард, ки Ҳиротро ҳам забт намояд, аммо муваффақият пайдо накард ва байни Ҷаҳоншоҳ ва Абӯсаид аҳдномае баста шуд, ки мувофиқи он қисми ғарбии Эрон ҳамоно зери дасти Ҷаҳоншоҳ монда, Хуросон мулки Абӯсаид гардид.

Абӯсаид ҳукумати марказинамо ташкил карда бошад ҳам, барои халқу мамлакат осудагие наовард. Идораи вай золимона, худсарона ва ваҳшиёна кор мебурд. Дар замони ӯ (1451-1469) ба ҷои равнақи адабиёту санъату илм таассуби динӣ ва таъсири манфии рӯҳониён ва аҳли тасаввуф дар умури давлатӣ ва ҳаёти сиёсӣ афзуда, Самарқанду Бухоро ва тамоми Мовароуннаҳр чун маркази илм аҳамияти худро аз даст доданд.

Баробари ба тахти Самарқанд баромадан Абӯсаид шайхи рустоӣ Хоҷа Убайдуллоҳи Аҳрорро, ки шахси камхонда (ба қавли Алии Сафӣ “эшонро ғалабаи шуғли ботинӣ аз таҳсили улуми зоҳирӣ монеъ шуда”) буд, аз Тошканд даъват карда овард. Абӯсаид қаблан ба Хоҷа Аҳрор ошно ва мурид буд, аз обрӯи ӯ барои мустаҳкам

кардани ҳукумати худ истифода мебурд. Хоҷа Аҳрор буд, ки ӯро ба гирифтани тахти Мовароуннаҳр ташвиқ карда буд ва аз ин ҷиҳат Абӯсаид ҳамеша дар назди ӯ худро қарздор дониста, ҳаргиз хилофи хоҳиши ӯ кор намекард. Бисёр вақт мешуд, ки ҳангоми савори асп рафтани Хоҷа Аҳрор Абӯсаид дар рикоби ӯ пиёда мерафт.

Дар замони ҳукмронии Абӯсаид нуфузи фирқаи дарвешони нақшбандия дар идораи давлат афзуда, то аввалҳои асри XVI ин нуфуз мустаҳкамтар мешуд.

Ҷомӣ дар ин замон бахше аз вақти худро дар ҳалқаи мухлисон ва шогирдон мегузаронд ва бештарро дар муҳити хона ба сар мебурд. Аммо ҳамеша аз ҳоли кишвару халқ бохабар буд.

Абӯсаид нуфузи аҳли илмро дар ҷомеаи Ҳирот ба назар гирифта, хост дар пайравии Улуғбеку Бойсанғур чун пуштибони уламо ва фузало машҳур гардад. Вай дар дарвозаи Малики Ҳирот мадрасае сохт. Ин мадраса ҳам мисли аксари мадрасаҳои он замон хеле бошукӯҳ буда, бо кошиву гаҷ ва мармарҳои гуногунранг рӯбаст шуда, бо наққошӣ ва гулкорӣ зиннат ёфта, дар равоқу пештоқҳои он бо хати кӯфӣ ва сулс оятҳои Қуръон ва ҳадисҳои пайғамбар сабт гардида буд. Абӯсаид бисёр кӯшиш кард, ки мадрасаи ӯ аз мадрасаҳои Шоҳрух ва Гавҳаршод, ки дар наздикии Хиёбон воқеъ буд, муҳташамтар барояд. Вай бо ин ҳам қонеъ нашуда, хост, ки беҳтарин мударрисонро барои дарсгӯӣ ба он мадраса биёрад, то ки бо ҳамин овозаи ӯ боло гардад ва эътибори Шоҳрух ва завҷаи ӯ камтар гардад. Азбаски номитарин мударрисон дар он ду мадраса ғун шуда буданд, Абӯсаид ба он мадрасаҳо рафта, чанд бор бо мударрисони онҳо мусоҳиб шуд, то ки дараҷаи илмии ҳар як олимро шахсан бисанҷад. Дар як суҳбат, ки дар он ғайр аз мударрисони ин ду мадраса боз бисёре аз олимони

Хуросон ва Самарқанд иштирок доштанд, Абӯсаид аз ҳозирон пурсид:

-Оё донишмандоне, ки дар улуми ақлӣ ва нақлӣ устод бошаду имрӯз ин ҷо нест, вуҷуд дорад?

Чандин кас бо як овоз гуфтанд:

-На, ҳама ин ҷоянд.

Онҳо дар таърифи худ ва якдигар муболиғаро аз ҳад гузаронданд.

Ниҳоят Абӯсаид ба танг омада гуфт:

-Наъраи бисёр мазанед, оё шумо имрӯз ҳозир набудани вуҷуди олимартабаеро, ки фахри Хуросон, балки ҷаҳон аст, пай намебаред?

-Шумо ҳазрати Мавлавӣ Ҷомиро мегӯед?-пурсид шарикдарси қадимаи Ҷомӣ Низомиддини Довуд.

Абӯсаид тасдиқ кард. Ҷумлаи ҳозирон ба ҳаққонияти гуфтори ӯ қоил шуданд. Аммо ин ҳама доме буд, ки Абӯсаид мехост, ки бо он Ҷомиро ба хизмат ва тобеияти худ ҷалб намояд.

Низомиддини Довуд ба ду зонуи адаб пеши подшоҳ нишаст ва гуфт:

-Маҳдумҳо дар хусуси ашхоси баробари худ сухан карданд, ҷаноби Мавлавӣ Ҷомӣ аз ин гурӯҳ болоянд,беҳуда нагуфтаанд:

Тарозуруст ду палла: аз ин сӯ оҳан, он сӯ зар,<br>
Гирифтам, ёфт оҳан вазни зар, қимат куҷо ёбад?

Ҳама аз ин гуфтор мамнун шуданд.

Абӯсаид Ҷомиро барои тадрис ба мадрасаи худ даъват намуд. Аммо Ҷомӣ бо чандин баҳона пешниҳоди подшоҳро рад кард.

Сабаби аслӣ он буд, ки Ҷомӣ аввал хост, ки бо Абӯсаид қаробат пайдо кунад ва ба ҳамин васила ӯро водор кунад, ки ба мардум адлу дод раво бинад. Аз рӯи тасаввуроти ӯ ин подшоҳ бояд шахси сахопеша ва

адландеша мебуд. Лекин аз Абӯсаид чанд амалиёте сар зад, ки Ҷомиро аз ин ният гардонд. Султон баробари ба тахти Хуросон соҳиб шуданаш завҷаи Шоҳрух– малика Гавҳаршодбегимро сар тарошида, ба тарзи фоҷеавӣ ба қатл расонд. Вай бо баҳонае ҳокими Бадахшон Лаълӣ ва писари ӯ Ибни Лаълиро, ки ҳар ду шоирони хуб буданд, кушт. Ӯ бисёр вақтҳо мардуми бегуноҳи зери шубҳаафтодаро бепурсиш ба дор мекашид. Ба вай ҷосусонаш хабар доданд, ки закотчӣ Хоҷа Муизиддин ва сарроф Шайх Аҳмад аз фуқаро ришва гирифта, ба ҷайби худ мезананд ва ба хазинаи подшоҳӣ зарар мерасонанд.

Баробари шунидани ин хабар подшоҳ фармон дод:

-Муизиддинро дар деги пуроби ҳарисапазӣ ҷӯшонед, Шайх Аҳмадро пӯст кунед.

Рӯзи дигар фармон ба иҷро расид. Шайх Аҳмадро пӯст канда, дар пӯсташ коҳ ҷо карда, дар дарвозаи шимоли шаҳр овехтанд ва Муизиддинро дар пои қалъаи Ихтиёриддин, ки зиндони даҳшатоваре дар наздикии бозорҷои шимоли шаҳр буд, дар деги ҳарисапазӣ, ки дар он шутури яклухт ҷо мегирифт, дар об ҷӯшонданд.

Зиндонҳо дар ин замон пури одам буд. Абӯсаид бо ин роҳ мехост қудрати худро намоиш дода, чашми мухолифон ва фуқарояшро тарсонад.

Ҳаёт бо роҳи худ мерафт. Мардум фурсат ёфта бозиву шодӣ мекарданд.

Дар ин айём бародари Ҷомӣ аз олам гузашт.

Бародари Ҷомӣ Шамсиддин Муҳаммад, ки номи бобояшро гирифта буд, баъди Абдурраҳмон ва модари Ҳотифӣ фарзанди севум ва охирини он хонадон буда, аз Абдурраҳмон панҷ-шаш сол хурд буд. Вай ҷавонмарди тезҳуши хушзеҳне буд, ки ахлоқи дарвешона ва сифатҳои ҳамида дошт. Дар маҷлисҳо аз бародараш ҳам камгаптар буд. Агар сухан меронд, бар забони вай ғалат ва сактагӣ

намерафт, бо камоли мантиқ ҳарф мезад, далел овардан ва исбот кардан тариқи доимии суханронии илмӣ ва мубоҳисавии ӯ буд.

Шамсиддин Муҳаммад дар илми мусиқӣ ва адвор моҳир буда, ба тиб майли тамом дошт ва пайваста “Шифо”- и Ибни Синоро мутолиа мекард, шеър мегуфт ва ин рубоии ӯ машҳур буд:

Ин бода, ки ман бе ту ба лаб меорам,
Не аз паи шодиву тараб меорам.
Зулфи сияҳи ту рӯзи ман кард сиёҳ,
Рӯзи сияҳи хеш ба шаб меорам.

Ҷомӣ бо бародари худ дӯст буд ва басо мешуд, ки онҳо доир ба масъалаҳои мухталиф баҳс мекарданд. Боре дар яке аз мадрасаҳои Ҳирот дар назди Мавлоно Шамсиддин Муҳаммади Ҷоҷармӣ ва Мавлоно Хоҷа Алии Самарқандӣ бародарон роҷеъ ба баъзе нуктаҳои тафсири “Кашшоф”[8] баҳс карданд. Бародари хурдӣ, ки толибилми мадраса буд, дар исботи фикри худ бештар аз дусад далели ақлӣ ва нақлӣ овард ва исбот кард, ки аз бародараш кам нест.

Абдурраҳмони Ҷомӣ ба хотир меовард, ки бародараш дар мадрасаи Султон Ғиёсиддини Ғӯрӣ дар ҳавзаи дарси Мавлоно Шамсиддин Муҳаммади Асад ҳамроҳи Муҳаммади Сиёвуш ном ҷавон мехонданду ҳар ду бо зеҳни гиро ва дониши фаровон дар байни шарикдарсон мумтоз буданд. Аммо устодашон мегуфт, ки “Мавлоно Муҳаммади Ҷомӣ моҳиест дар қаъри дарё ғавр карда, худ ба ҳама ҷо мерасаду овози ӯ ба ҳеҷ ҷо намерасад ва Мавлоно Муҳаммади Сиёвуш ҷиллаи дар рӯи об мондааст, ки ба ҳеҷ ҷо намерасад, аммо овози ҷағҷаги ӯ ба ҳама ҷо мерасад”.

---

[8] Яке аз тафсирҳои муғлақбаён ба забони арабӣ аст.

Ҷомӣ ба хотир меоварад, ки дар вақти хурд будани бародараш китобҳои зиёдро баланд-баланд мехонд, бародараш бо як-ду бор гӯш кардан онро батамом ҳифз мекард ва баъди калон шудан дар баҳсҳо барои тақвияти фикраш онҳоро аз ёд хонда, далел меовард.

Ҳар қадар аз ин ёддоштҳо Ҷомӣ бештар ба хотир меовард, ҷароҳати дилаш тозатар мешуд. Билохира, ӯ дар марги бародар марсияе, балки аламномае дар шакли таркиббанд навишту ғами худро дар он шарҳ дод:

Ман будам аз ҷаҳону гиромӣ бародаре,
Дар силки назм ҷамъи гаронмоя гавҳаре.
З-он сон бародаре, ки дар атвори фазлу илм,
Чун ӯназод модари айём дигаре.
Дар бӯстони фазл сароянда булбуле,
Бар осмони илм дурахшанда ахтаре.
Хуршеди авҷи фазл Муҳаммад, ки бардавом
Пеши қадам зи нури қадам дошт раҳбаре.
Як шамма аз фазоили ӯ гар кунам баён,
Ҷамъ ояд аз макорими ахлоқ дафтаре.
Дардою ҳасрато, ки зи боғи ҷаҳон бирафт,
Нохӯрда аз ниҳоли камолоти худ баре.
Чун ӯ надид дидаи айём қарнҳо,
Равшандиле, дақиқашиносе, суханваре.
Ин нукта гӯш дор, ки дурри гаронбаҳост,
Назми бадеъи ӯст, вале ҳасби ҳоли мост:
“Рафтию дарду доғи туам ёдгор монд,
Сад ҳасрат аз ту дар дили уммедвор монд.
Булбул кашида ранҷи гулистону оқибат
Гулро сабо рабуду аз ӯ баҳра хор монд.
Дарё шуд аз сиришк канорам, вале чӣ суд,
К-он гавҳари ягонаи ман бар канор монд!
Эй ёри меҳрубон, ба карам дастгирие,
К-аз даст рафт кораму дастам зи кор монд.

Дар ҳайратам, ки аз дили решам асар намонд
В-ин сӯзу беқарории ман барқарор монд.
Он кас, ки буд орзуи ҷон, зи даст шуд
В- ин ҷони зормонда, надонам, чӣ кор монд!
Хоре ҳамехалид маро бар дил аз гуле,
Он гул намонду дар дилам ин хор-хор монд!"
Ҳарфе, ки ёбам аз қалами мушкбори ӯ,
Созам ҳамоили дилу ҷон ёдгори ӯ.

Ҷомӣ баъди марги бародар дарро ба рӯи ошнову бегона баста, муддате кунҷи узлат ихтиёр намуд. Бе ин ҳам ба Ҷомӣ сухбату маҷлисҳои олимон ва шайхҳои замони Абӯсаид хуш намеомад. Махсусан, барои дар садри маҷлис нишастан муҷодила ва аз ҳад зиёд муболиға кардани онҳо ва худписандиву худситоиҳояшон ба ӯ маъқул набуд. Ӯ дар кунҷи танҳоӣ фақат ба тоату ибодат нанишаста, пайваста эҷоду мутолиа мекард ва дар ин вақт (соли 867/1463) нахустин бор девони худро тартиб дод. Ин девон беҳтарин самараи умри панҷоҳсолаи шоир буда. Аз ғазалу қасида, рубоиву қитъа, тарҷеъбанду таркиббанд ва муаммо иборат буд. Дар дебочаи девон Абдурраҳмони Ҷомӣ ин рубоиро сабт кард, ки онро бо як навъ изҳори шикастанафсӣ назари танқидии ӯ ба умри панҷоҳсолааш шумурдан мумкин аст:

То даҳ будам, басе забун афтодам,
То бисту сӣ, зи раҳ бурун афтодам.
Дар ҷаҳлу амо[9] дода чиҳил сол зи даст,
Дар панҷаи панҷаҳам кунун афтода.

Девони Ҷомӣ дар радифи девонҳои ғазалсароёни бузург Саъдиву Хисрав ва Ҳофизу Камол ҷой гирифта, ишқу озодӣ, ҳунар ва одамиятро васф мекард:

[9]Амо –кӯрӣ: киноя аз нодонӣ, беҳудакорӣ.

Ба дандон рахна дар фӯлод кардан,
Ба нохун роҳ дар хоро буридан.
Фурӯ рафтан ба оташдон нагунсор,
Ба пилки дида оташпора чидан.
Ба фарқи сар ниҳодан сад шутур бор,
Зи мағриб ҷониби машриқ давидан.
Басе бар Ҷомӣ осонтар намояд,
Зи бори миннати дунон кашидан!

Ҳосидони зиёди Ҷомӣ аз гурӯҳи олимон ва шайххо афкори ӯро рад карда, бахри озори шоир дандон тез мекарданд, дар ҳаққи ӯ ҳар хел туҳмату буҳтонҳо мебофтанд. Кор ба ҷое расид, ки ӯро кофир эълон карданд. Сурати воқеа чунин буд: боре Ҷомӣ аз ҳосидони худ ба танг омада, ғазали шикваомезе навишт:

На ғизоле, ки сароям ба хаёлаш ғазале,
Ё занам аз рухи хуршедмисолаш масале.
На кариме, ки кунам фикри мадеҳаш, чу фитад
З-офати даҳр дар аркони маишат халале.
На фақеҳе, ки ба бурҳони суханҳои латиф
Бошадам қуввати баҳсею маҷоли ҷадале.
Тай шуд асбоби сухан, соқии гулчеҳра куҷост,
Ки маи лаъл бувад он чӣ надорад бадале.
Май хуру рӯи накӯ бин, ки малоик накунанд
Сабт дар номаи аъмоли ту беҳ з-ин амале.
Ҷайби хос аст, ки ганҷи гуҳари ихлос аст,
Нест ин дурри самин дар бағали ҳар дағале.
Ҷомӣ, аз ишқ магӯ нукта ба зоҳид, ки бувад
Ҳар маҳалро сухане, ҳар суханеро маҳале.

Ин ғазал ба аҳли дарбор ва амалдорону шайхон хуш наомад. Онҳо тамоми ғазалро сафсата шумурда, барои байти панҷум шоирро кофиру мулҳид эълон карданд.

Дар ин вақт (соли 870/1465) Ҷомӣ ба Самарқанд барои саёҳат рафта буд. Ин хабарро дар он ҷо шунид.

Ҷомӣ ба ин муносибат ғазали пурсӯзе навишта, шайхони тиҳимағз ва олимтарошони пучро ба зери танқид гирифт, ки бо мисраи “Зад шайхи шаҳр таъна бар асрори аҳли дил” сар мешавад.

Ҷомӣ ба Ҳирот баргашт. Ҳар гоҳ он воқеаи нохушро ба хотир оварда, аз онҳое, ки ӯро тарафгирӣ карда буданд, ташаккур мекард. Аммо маълум шуд, ки яке аз амалдорони олирутба Камолиддин Шайх Ҳусайн, ки аз тарафдорони Ҷомӣва шарикдарсони ӯ буд, муомилоти шаръӣ ва фармоишоти тӯраи чиғатойро ба ҳам омехта, дар паи озори халқ мегардад. Ҷомӣ ӯро насиҳат карда, хост аз роҳи бад баргардонад, то ки мардумро гумроҳ карда, корҳои ботили худро дар сурати ҳақ напардозад. Лекин ӯ насиҳатҳои Ҷомиро ба гӯш нагирифт.

-Тавба, -мегуфт Ҷомӣ, -мансаб касро маст мекардааст, ба чашмони мастонаи ӯ зиндагӣ ҳам дигар менамояд, каси масти мансаб худро гум карда, ҳама чизро фаромӯш мекунад, адлу зулм, ҳалолу ҳаром, ҳаққу ботилро наметавонад ҷудо кунад. Камолиддин Шайх Ҳусайн ҳатто аз идрок дур ва ба илми худ мағрур шудааст. Аз ин қабил мардумон ҳазар мебояд кард.

Чунин касон кам набуданд.

Сайид Нуриддин Муҳаммад ибни Сайид Сафиуддини Экӣ, ки аз шайхони машҳури Ироқ ва Форс буд, дар ин замон ба Ҳирот омада, дар ҷамъомаду маҷлисҳо садр шуд. Чун ӯ қадду қомати хуш, риши базеб ва ваҷоҳати дилкаш, зоҳири ороста ва салобату гуфтори хуб дошт, дар назари мардум нек менамуд. Бар замми ин, подшоҳи вақт Абӯсаид ба ӯ эътиқодманд ва мухлис буд. Ин шайх, ки баъзеҳо ӯро ҳайвони бозоргир мегуфтанд, мардуми зиёдеро дар атрофи худ ҷамъ карда, доми тазвир гузошт. Вай дар тамоми

маврид аз рӯи изҳори фазл кӯшиш мекард, ки гуфтори Қосими Анвор, Ҷалолиддини Румӣ, Фаридуддини Аттор, Ибн-ал-Арабӣ ва амсоли онҳоро рад кунад, онҳоро кофир ҳукм мекард ва дар зарари ашъору гуфтори онҳо мубoлиғаро аз ҳад мегузаронд.

Ҳар гоҳ аз хусуси Ҷомӣсухан ба миён меомад, шайх мегуфт:

-Махдуми Ҷомӣ мардест бисёр бузург ва мардуми хурдро қуввати муқовимати ӯ берун аз ҳадди имкон аст ва беҳуда нагуфтаанд, ки ҳангоме офтоб мебарояд, чароғҳоро хомӯш мекунанд, агар хомӯш накунанд ҳам, чароғ дар пеши офтоб нур надорад.

Шайх баъди баҳсе бо Ҷомӣ ва мағлубият аз ӯ дар пояи кӯҳи Мухтор дар хонақоҳе чилла нишаст. Ҷомӣ инро шунида, ғазале гуфт, ки дар байни мардум паҳн шуда, аз даҳон ба даҳон мегузашт:

Зи шайхи чилланишин дур бошу чиллаи вай,
Ки ҳаст чиллаи вай сардтар зи чиллаи дай...

Дар ин миён аз дӯстони Нуриддини Экӣ Мулло Ҷалол ном касе низ Ҷомиро дар ҳама ҷо кофир хонда, аз гуфтору рафтори Ҷомӣ мисолҳо меовард, ки ӯ мусиқӣ мешунавад, ҳазлу шӯхӣ мекунад... Чун ба Ҷомӣ ин хабар расид, қитъаи зайлро гуфта, ба Мулло Ҷалол фиристод:

Агар Мулло Ҷалолам хонд кофар,
Чароғи кизбро набвад фурӯғе.
Мусулмон гӯямаш, к-андар мукофтот
Дурӯғеро сазо башд дурӯғе.

Ин қитъа зуд дар байни халқ шуҳрат пайдо кард, зеро Ҷомӣ маҳбуби хосу ом буда, халқ дӯстони ӯро дӯсту душманони вайро душмани худ медонист.

Ба Ҷомӣ шоирони дуру наздик ҳаводор буданд.

Мавлоно Лутфӣ, ки шоири кӯҳансоле буда, ба форсӣ ва туркӣ шеър менавишт, дар наваду нуҳсолагӣ чунин матлае гуфта буд:

Гар кори дили ошиқ бо кофари Чин афтад,

Беҳ з-он ки ба бадхӯе бемеҳр чунин афтад.

Вай ин ғазалро ба охир нарасонида, соли 870/1466 фавтид. Вале пеш аз маргаш дар сари сакарот васият кард:

-Илтимоси охиринам ҳамин, ки салому пайғоми маро ба Мавлавӣ Абдурраҳмони Ҷомӣ расонда, бигӯед, ки ин матлаъро ғазал сохта, дар девони худ дарҷ намоянд.

Хабари марги Лутфиро шунида, Ҷомӣ ба дафни ӯ рафт. Мардум тобути ӯро бардошта мебурданд. Вайро бо эҳтироми бузург ба хок супурданд. Ҷомӣ дар бозгашт ба хотир овард, ки нуҳ сол пеш Лутфӣ боре ба хонаи ӯ омада буд. Вай қасидае армуғон дошт, ки радифи“сухан” ва чунин матлаъ дошт:

Зиҳӣ ҳадиси лабат қути рӯҳу ҷони сухан,
Гули рухат суманорои бӯстони сухан.

Ӯ қасидаро ба Ҷомӣ бахшида буд. Дар зиёфате, ки Ҷомӣ ба шарафи ӯ ороста буд, Лутфӣ қасидаро хонду ҳозирон онро писандиданд. Ҷомӣ хост, ки ба Лутфӣ ягон мукофоти олӣ диҳад, аммо Лутфӣ изҳор кард, ки кӯҳнаҷомаи Мавлавӣ Ҷомӣ барояш инъоми беҳтарин аст. Чӣ қадар хурсандӣ карда буд, вақте Ҷомӣ ҷомаи худро аз тан кашида ба ӯ пӯшонд! Ба назари Ҷомӣ чунин намуд, ки ин воқеа гӯё дирӯзакак гузашта буд. Дод аз дасти аҷал, фарёд аз дасти аҷал!

Ҷомӣ васияти шоири марҳумро ба ҷо оварда, ба матлаи ӯ ғазали зайлро суруда, дар девонаш ҷо дод:

Гар кори дили ошиқ бо кофари Чин афтад,

Беҳ з-он ки ба бадхӯе бемеҳр чунин афтад.
Ҷое, ки бувад тобон хуршед, макун ҷавлон,
Ҳайф аст, к-аз он боло соя ба замин афтад,
Ҳар ҷо, ки ҷаҳад барқе, аз оташи ишқи ту,
Сад дилшударо оташ дар хирмани дин афтад.
Ишқи ту ба меҳру кин ҳарчанд, ки зад қуръа,
Мушкил, ки ба номи ман ҷуз қуръаи кин афтад.
Меҳроби ҳузур омад моро хами абрӯят,
Дар вай зи хатои мо мапсанд, ки чин афтад.
Ҳар лаҳза занам оҳе, бошад, ки аз ин новак
Сайёраи идборам аз чархи барин афтад.
Ҷомӣ чу сухан ронад аз лаъли шакарборат,
Дар доманаш аз дида дурҳои самин афтад.

На танҳо аз гӯшаву канори Хуросон, балки аз Мовароуннаҳру Туркистон, Эрону Озарбойҷон, Ироқу Рум ҳам мардум ба даргоҳи Ҷомӣ рӯ меоварданд.

Дафъае Фазлуллоҳ Ҷамолӣ ном шоире аз Ҳинд ба зиёрати Ҷомӣ омада буд. Дар маҷлиси аввалин ӯ дар боло нишаст. Чун вай дар либосҳои ҷанда буд, ба яке аз амалдорони вақт Амир Ҷалоир бад расид. Гуфт:

-Миёни туву саг чӣ қадар фарқ аст?

Ҷамолӣ гуфт:

-Як ваҷаб.

Ҷомӣ аз тарзи каломи ӯ мутааҷҷиб шуда пурсид:

-Кистӣ ва аз куҷоӣ?

Ҷавоб дод:

-Фақирам ва аз хоки Ҳинд мерасам.

Ҷомӣ боз пурсид:

-Аз каломи Ҷамолӣ чизе ба хотир дорӣ?

Гуфт:

-Оре, -ва ин байтро хонд:

Моро зи хоки кӯят пироҳанест бар тан,
Он ҳам зи оби дида сад чок то ба доман.

Ҷомӣ гуфт:

-Магар худат Ҷамолӣ нестӣ?

Гуфт:

-Бале, ҳастам.

Ҳар ду аз ҷо бархоста, оғӯш кушода, вохӯрӣ карданд. Ҷомӣбаъди фурсате ҳангоми суҳбат аз Ҷамолӣ пурсид:

-Аз муаммоҳои Амир Хисрав чизе дар хотир дорӣ?

Ҷамолӣ гуфт:

-Муаммоҳои Амир Хисрав ба ду навъанд: Яке қавлӣ ва дигаре феълӣ.

Ҷомӣ гуфт:

-Қавлӣ зиёд шунидаем, аммо феълӣ чӣ гуна бошад?

Ҷамолӣ рост бархост, баъд қоматро хам кард, баъд рӯи риши худро афшонд ва гуфт:

-Ин феълӣ аст.

Ҷомӣкаме фикр карда гуфт:

-Ин муаммо шояд ба номи "Идрис" бошад, зеро, ки ростшудан ҳарфи алиф, хам шудан ҳарфи долро ба хотир меорад ва афшонданиболои риш ба он далолат мекунад, ки аз ин калима гардҳо, яъне нуқтаҳои болои он бояд афшонда шаванд, ки ҳосили он Идрис мешавад.

Ҷамолӣ гуфт:

-Ҳақ асту рост, фақир ба камоли фаросати ҷаноби Шумо қоил шудам, дуруст гуфтаанд, ки шунидан кай бувад монанди дидан.

Дар ин вақт шуҳрати Ҷомӣ чунон паҳн шуда буд, ки на танҳо бузургони Хуросон, балки подшоҳону ҳокимон, бузургону донишмандон ва шоирону орифони кишварҳои дигар ҳам, аз қабили Ҳиндустону Озарбойҷон, Мовароуннаҳру Рум (Осиёи Сағир) вағайра дар масъалаҳои илму ирфон, шеъру мусиқӣ ва давлатдорӣ табъи салими ӯро меъёри эътибор дониста, бо мактубу номаҳо аз ӯ маслиҳат мепурсиданд.

Дар ҳамин айём Амир Музаффариддин Ҷаҳоншоҳи Қароқуюнлу (841-872/1438-1467), ки ҳукумати Озарбойҷону Ироқро ба уҳда дошта, душмани ҷонии Темуриён буд, аммо ба Ҷомӣ ихлоси тамом дошт, боре девони худро, ки қариб се ҳазор байт буд, бо ду ҳазор динор ба Ҷомӣ тухфа фиристод ва аз Ҷомӣдархост кард, ки ӯро ба кори хайре далолат кунад. Мавлоно дар ҷавоби ӯ навишт:

З-ин пеш раҳе буд зи Бағдоди ниёз,
Мавсил ба ҳарими васли он каъбаи ноз.
Дорем зи шоҳи Ҳамадон чашм, ки боз
Эмин шавад аз ҳаромӣ он роҳи дароз.

Ин рубоӣ ба он ишорат мекард, ки роҳзанон дар роҳи Ҳамадон зиёд буданд ва бозаргонону ҳоҷиён аз онҳо азияти зиёд медиданд.

Хоҷа Ҷалолиддин Ҳошимии Сиддиқӣ дар Бухоро зиста, бо Ҷомӣмукотиба дошт ва аксар дар зимни номаҳои худ ашъорашро низ мефиристод. Аз як мактуби ӯ ин байт дар Ҳирот хеле интишор ёфта буд:

Чунон афсурдаам аз ғам, ки гар доман барафшонам,
Тани хокӣ равад чун гард аз чоки гиребонам.

Тирамоҳи соли 873/1468 Абӯсаид аз Ҳирот ба Марв рафта қарор гирифт, то ки зимистонро он ҷо гузаронад. Дар охирҳои тирамоҳ хабар расид, ки подшоҳи Озарбойҷон, Ҷаҳоншоҳи Қароқуюнлу вафот кардааст ва писари ӯ Ҳасаналӣ бар зидди подшоҳи Оққуюнлиҳо Узун Ҳасан меҷангид. Абӯсаидро дар сар хаёл афтид, ки вақти тасхири Озарбойҷон, Ироқ ва Эрони Ғарбӣ расид. Вай ин кишварҳоро мулки бобоии худ мешумурд, чунки дар замони Темур қаламрави ӯ буданд. Аммо саркардаҳои Қароқуюнлубаъди марги Мироншоҳ (810/1408) Ироқ ва баъди марги Шоҳрух (850/1447) Эрони Ғарбиро зери

тасарруфи худ даровarда буданд. Абӯсаид мехост, ки ҳамроҳи Ҳасаналӣ Узун Ҳасанро, ки аз мухолифони боиқтидори ӯ буд, нест карда, баъд Ҳасаналиро аз байн бардорад ва ё ҳеч набошад, ӯро тобеъ ва дастнишондаи худ гардонад. Барои фоли нек ва маслиҳат гирифтан Хоҷа Аҳрорро, ки ҳама зафарҳои худро аз шарофати ӯ медонист, аз Самарқанд ва Ҷомиро аз Ҳирот ба он ҷо даъват кард. Хоҷа Аҳрор ва Ҷомӣ ба Марв расиданд. Зиёфатҳо ороста шуд. Ҷомӣ ба юриши Абӯсаид розӣ набуд, зеро ҷанг талаб мекард, ки андозҳои иловагӣ ситонда шавад. Агар подшоҳ ботадбир мебуд, харобии мамлакат ва ҳоли вазнини халқро ба ҳисоб гирифта, қувва ва маблағро барои ободии кишвар ва беҳбудии мардум сарф мекард. Ин матлабро ӯ бо рамзе изҳор кард.

-Ҷадди бузургвори мо мегуфтаанд, ки маъмураи олам ҷои як кадхудое беш нест, -гуфт Абӯсаид дар радди суханони насиҳатомези Ҷомӣ, -мо дағдағаи кишваркушоӣ надорем, фақат аз рӯи нангу ор мехоҳем мулки бобоии худро баргардонем.

Хоҷа Аҳрор подшоҳро ба асп савор карда камарашро муҳкам баст ва ба дасташ шамшер дода, даст ба дуо бардошт.

Сипас, Хоҷа Аҳрор ва Ҷомӣ бо аҳли ӯрда хайру хуш карданд. Подшоҳ ва акобиру аъёни ӯ онҳоро ду-се фарсах гусел карданд. Хоҷа Аҳрор, ки шахси азимҷуссаи бақувват буд, бо виқор пеш-пеши ҳама асп меронд. Дар ин ҳол ӯ на ба шайх, балки ба сарлашкар монанд буд. Вай якбора ба Ҷомӣ рӯй оварда гуфт:

-Синни шумо чанд бошад?

-Панҷоҳу шаш.

-Пас мо ба дувоздаҳ сол аз шумо калонтарем, баъди каме сукут илова кард: -Фано он аст, ки ҳама ҳою ҳуи пешу

пас ба кас заррае асар накунад ва ин ҳама шуғлҳои гуногун мардро аз худ берун набарад.

Ҷомӣ чизе нагуфт. Аз ин гуфтор бӯи риё меомада бошад ҳам, Ҷомӣ ба ҳақиқати он шубҳа накард.

Аз Марв Хоҷа Аҳрор ба Ҳирот ташриф овард ва дар канори наҳри Инҷил рахти иқомат гузошт. Бузургони Ҳирот ба дидори ӯ шитофтанд ва аз ҳақоиқ ва маориф гуфтугӯ мекарданд.

Рӯзи дигар Ҷомӣ Хоҷа Аҳрорро ба манзили худ, ки дар Хиёбон, дар баландии паҳлуи роҳ воқеъ гардида буд, даъват кард.

Хиёбон саҳрое буд дар шимоли шаҳри Ҳирот бар домани кӯҳи Мухтор. Ин мавзеи басе зебо бо латофати ҳаво ва ҳусни боғоту бӯстонҳояш, ки бо дарахтони гуногун ва гулҳои рангоранг музайян буд, дили касро мебурд ва аз ин ҷиҳат чун идгоҳи аҳли шаҳр ва атрофи он хидмат мекард ва роҳи васеъе онро бо шаҳр мепайваст. Нақл мекарданд, ки замини деҳоти атрофи Хиёбон, мисли Чаҳор Сунк, Маздохон, маҳаллаҳои Бобо Ҳоҷӣ, Ҷабраил, Сақсалмон, Себачча, Кӯлоб ва худи Хиёбон дар қадим аз наҳри Сайқар обёрӣ мешудааст, аммо бо мурури замон ин наҳр поён афтода, Хиёбон ва атрофи он беоб мемонад. Бо амри Абӯсаиди Темурӣ барои обёрии Хиёбон Ҷӯи Навро мекананд, ки он Хиёбонро то қаряҳои Сақсалмон ва Ҷабраил аз об таъмин мекунад. Вале домани кӯҳи Мухтор ҳамчунон хушк мемонад. Аҳолии маҳаллӣ бо ташаббуси худ аз даҳанаи Дубародарон корез кофта, камакак об меоранд ва ба ин восита як қисми дашт ва домани кӯҳро сарсабз мекунанд. Ин иншооти хурдакак басе диққатрабо буд, зеро бинокорони он обро бо корез оварда, онро ба воситаи қубури сафол аз замин хориҷ карда буданд. Аз ин қубур фавввораи об рақсон-рақсон боло ҷаҳида, ба ҳавзе, ки онро махсус чун обанбор сохта буданд, мерехт ва оби

ҷамъшуда барои обёрӣ истифода мешуд. Бо вуҷуди ин замини бисёре дар ин водӣ аз беобӣ ба биёбони сӯхтатабдил ёфта буд. Вазири Абӯсаид Хоҷа Қутбиддини Товус зиёда аз дусад касро қариб ду сол бемузд кор фармуда, аз рӯди Паштон ҷӯи наве бароварда, онро Ҷӯи Султонӣ ном ниҳод. Оби Ҷӯи Султонӣ тамоми Хиёбону дашти Козургоҳ ва доманаи кӯҳи Мухторро то Чашмаи Моҳиён сарсабз ва доманаи кӯҳи Занҷиргаҳу Козургоҳро сероб гардонд. Аксари боғоту бӯстонҳои ин атроф баъди ба кор даромадани ин ҷӯй бунёд гардида буданд.

Боғи Ҷомӣ бо фазои дилкушо, анвои дарахтони пурмева ва сарсабз, анбӯҳи гулу бутта ҳатто дар ин фасли тирамоҳ ҳам рӯҳи касро шод мегардонд.Наҳре аз мобайни боғ ҷорӣ буд, ки аз оби равони Козургоҳ ибтидо мегирифт. Аз ин баландӣ гунбади мадрасаву хонақоҳҳо ва манораҳо менамуд.

Хоҷа Аҳрор пурсид:

-Мавлоно, хуш ҷое доред, бобоист?

-Мо даҳ сол пештар дар шаҳр, дар назди Масҷиди ҷомеъ мезистем. Азбаски аслан деҳотием, боз майли деҳот кардем.

-Шумо тоҷи сари шаҳриёнед, -гуфт Абдулвосеъ сухани устодашро бурида.

-Як деҳотигарии дигар кардед: мебояд, ки мо хоки пои онҳо бошем, -гуфт Ҷомӣ.

Хоҷа Аҳрор чанд рӯзро дар Ҳирот гузаронд ва ба Самарқанд баргашт.

Хоҷа Аҳрорвақте ки дар Ҳирот буд, ба баъзе мадрасаҳо рафта, ба дарси мударрисони алоҳида даромада дид, ки дар мадрасаҳо мисли мадрасаҳои замони Улуғбек илмҳои дақиқу табиӣ ҳам дарс дода мешаванд. Аз ин ба ваҳшат афтода, таълими чунин фанҳоро манъ кард. Бисёр донишҷӯён ба дарс намеомадагӣшуданд. Рӯзе ӯ ба дарси

Камолиддин Шайх Ҳусайн, ки аз мантиқ дарс мегуфт, даромада, онро ҳам хост манъ кунад.

-Ҷавононе, ки чунин таълим мегиранд, аз дину мазҳаб дур мешаванд, -гуфт ӯ.

Албатта ин сухан беҷиҳат набуд. Вале гурӯҳи мударрисон тарафи ӯро нагирифтанд. Баҳс барпо шуд. Ҷомӣтарафи мухолифони Хоҷа Аҳрорро гирифт. Таълими мантиқ дар мадрасаҳо идома ёфт.

Абӯсаид дар охирҳои тирамоҳ ба сӯи Озарбойҷон лашкар кашид.

Моҳи шаъбони 873/феврали 1469 дар дашти Муғони Озарбойҷон сипоҳи Абӯсаид бо лашкари Узун Ҳасан рӯ ба рӯ шуд. Аммо мувофиқи таъбири "Ҳирс шум асту ҳарис маҳрум" дар аввалин ҷанг дар Қаробоғ Абӯсаид ба дасти сипоҳиёни Узун Ҳасан асир афтода, ғарибу маҳрум бар хоки сияҳ нишаст. Лашкар гурезон шуд, сарони сипоҳ дар талоши мансабу ҷоҳ. Аммо сипоҳиёни зиёде аз кӯфти роҳи дурудароз ва аз гуруснагиву сармо ба ҷон расида, ба маргу асирӣ розӣ мешуданд. Мардум кушторҳои Абӯсаид ва ин марги ӯро муқоиса карда мегуфтанд: ҳар он шарбат, ки нӯшонӣ, бинӯшӣ.

Хабари марги Абӯсаид дар тамоми Хуросону Мовароуннаҳр ва Эрон боз ҷангу ҷидоли тоҷталабонро авҷ гиронд. Вақте Абӯсаид ба тарафи Озарбойҷон лашкар мекашид, Султон Ҳусайн ибни Мансур ибни Бойқаро, ки дар таърих бо номи Ҳусайни Бойқаро машҳур аст, фурсатро ғанимат ёфта, дар вақти ба Озарбойҷон юриш кардани Абӯсаид аз тарафи Хоразм ба Ҳирот сипоҳ ронд. Ин хабарро шунида, писари Абӯсаид–ҳокими Самарқанд Султон Аҳмад тақрибан 50000 сарбоз ҷамъ карда, бар зидди Ҳусайни Бойқаро шитофт. Ба ин муносибат ба халқ андози калон андохта шуд, ки ин боиси норизоӣ ва сар задани шӯриш гардид. Султон Аҳмад то Андхӯ рафта буд, ки

хабари марги падараш расид. Дар ҳамин ҷо бародараш Султон Маҳмуд, ки боқимондаи лашкари падарашро меовард, ба ӯ пайваст. Султон Маҳмуд кӯшид, ки Ҳиротро ба даст дарорад, аммо муваффақ нашуд. Бародарон аз баҳри Хуросон баромада, ба Самарқанд баргаштанд, то ки аз Мовароуннаҳр маҳрум нашаванд.

Ин воқеаҳо чунин сурат гирифтанд: рӯзи ҷумъаи 25 шаъбони 873/10 марти 1469 баъди намози ҷумъа овоза паҳн шуд, ки Абӯсаид кушта шудааст. Рӯзи панҷшанбеи 2 рамазон (16 март) ба шаҳрСултон Маҳмуддаромад.Пагоҳии он рӯз, ки ҷумъа буд, хутба ба номи вай ва бародараш Султон Аҳмад хонда шуд. Мардуми аз падари онҳо норозӣ исён бардошта, намехостанд, ки писарони он золим волии онҳо шаванд. Дере нагузашта сардори қалъаи Ихтиёруддин ҳам бо дастаи сарбозони худ исён бардошта, бо халқи басутӯҳомада пайваст. Султон Маҳмуд шаҳрро партофта гурехт.

Субҳи ҷумъаи 10 рамазони 873\24 марти 1469 Султон Ҳусайн Мирзо аз тарафи шимоли шаҳр – аз саҳрои доманаи кӯҳи Мухтор аз роҳи Хиёбон бо ливою кӯсу нақора ба Ҳирот даромад ва дар Боғи Зоғон ба тахти салтанати Хуросон нишаст. Хутба ба худи ҳамон рӯз ба номи Султон Ҳусайни Бойқаро хонда шуд. Мунодию ҷорчиҳо дар кӯчаю бозор фарёд мекашиданд:"Давр- даври Султон Ҳусайн". Мардум ин хабарро сард пешвоз мегирифтанд.

Ҷомӣ ба тахт нишастани Ҳусайни Бойқароро, ки ҳангоми ҷавонӣ дар назди ӯ дарси илми шеър гирифта буд, бо ғазале табрик гуфт, ки он ба дӯстии байни онҳо ранги нав бахшид. Ин сатрҳо аз он ғазал аст:

Соқиё, атрофи боғ аз сабзаи тар тоза шуд,
Ҷоми май дардеҳ ки даври ишрат аз сар тоза шуд......
Аз риёзи макрамат омад насими раҳмате,
Ҷони олам з-он насими рӯҳпарвар тоза шуд.

Қисса кӯтаҳ, Ҷомӣ, аҳли фазлро кишти умед
Аз саҳоби лутфи шоҳи адлгустар тоза шуд.
Хусрави ғозӣ, муиззи мулку дин Султон Ҳусайн,
Он ҳасанхулқе, к-аз ӯ осори Ҳайдар тоза шуд......

## ШАФЕЪ

Ҳусайни Бойқаро баробари бар тахти Хуросон нишастан духтари подшоҳи мақтул Абӯсаид Шаҳрбонубикаро ба занӣ гирифт ва ба ин восита хост, ки наздикони Абӯсаидро ба худ моил кунад. Дар ҳақиқат, баъди фавти Абӯсаид аксари саркардагони ӯ ба Ҳирот омада, хизмати Ҳусайн Бойқароро ба ӯҳда гирифтанд. Танҳо ҳангоми юриши ӯ ба Астаробод чанде аз саркардагон зану фарзандон ва молу чизҳояшонро дар Ҳирот монда, худро ба Самарқанд расонданд ва Хоҷа Аҳрорро восита карданд, ки Ҳусайни Бойқаро ба Самарқанд нақл кардани молу аёлу фарзандони онҳоро иҷозат диҳад. Хоҷа Аҳрор ба Ҷомӣ, ки дар назди Ҳусайни Бойқаро эътибори фавқулода дошт, мактуб навишта, ин матлабро баён кард ва аз ӯ хоҳиш намуд, ки назди Султон Ҳусайн рафта, аз ӯ илтимос кунад. Дар мактуби Хоҷа Аҳрор чунин омадааст: ”Ҷамъе аз умарои Самарқанд бе иҷозати ҳазрати аъло бад-ин ҷониб омада ва кӯчҳо ва мутааллиқони эшон дар Хуросон монда ва мушаввиши авқоти ин фақир мешаванд, ки дар ин боб ҷиҳати эшон чизе нависад, ҳарчанд ба ҳасби урф ин сурат мустаҳсан нест, чун бе рухсат омадаанд, илтимос аз хидмати Мавлавӣ он, ки чун ҳазрати аълоро нисбат бад-эшон камоли иродат ва эътиқод ҳосил аст, фармоянд, ки назар бар қусур ва тақсири он ҷамоъат накунанд”.

Ҷомӣ бо ин иддао ба ӯрдуи Ҳусайни Бойқаро рафт. Султон ӯро бо иззату икром пазируфта, хоҳиши ӯро батамом ба ҷо овард. Ин муносибати хуб муҳаббати Ҷомиро ба султон зиёд кард ва бинои дӯстии байни онҳо асоси мустаҳкамтаре гирифт.

Баъди чанд рӯз боз шахси номуроди мусибатзадае бо писараш ба ҳузури Ҷомӣ омаданд. Писар арз кард:

- Ҳазрати махдумӣ, банда аз мулозимони хоқони саид Абӯсаид Мирзо будам, рӯзҳои охирро дар хизмати султони ҷавонбахт Ҳусайн Мирзо мегузаронам. Аммо худам, ки аз Самарқанд ҳастам, ёди ёру диёр, модару бародар ором намегузорад. Падарам ҳам, чунон ки мебинед, хеле пир шудаанд ва барои бурдани ман омадаанд. Чӣ мешуд, ки илтифот намуда, иҷозати сафар гирифта медодед.

Ҷомӣонҳоро ба сари дастурхон нишонд. Пирамард меваҳои рӯи дастурхон, махсусан ангурҳоро бисёр таъриф кард.

-Дар саводи Ҳарӣ, мегӯянд, ки саду бист ранг бештар ангур ҳаст, ки ҳар як аз дигаре латифтар ва лазизтар аст. Низомии Арӯзии Самарқандӣ ҳам сесад сол пеш ҳаминро тасдиқ мекунад. Аммо ду навъ ангури ин ҷоро мо дар ҳеҷ куҷо надидаем, -гуфт Ҷомӣ.

-Чӣ гунаанд он ангурҳо ва чӣ ном доранд? –пурсид пир.

-Якеро “парниён” мегӯянд ва дигаре “куланҷарӣ” ном дорад, -гуфт Ҷомӣ ва шарҳ дод: - “Парниён” ангурест тунукпӯсти шаҳдбор, ки чун ба даҳон андозӣ, об мешавад, аммо “куланҷарӣ” ангурест сиёҳ чун қир ва ширин чун шакар.

-Оё Ҳазрати Махдумӣ номи ҳамаи он анвои ангурро медонанд?

-На ҳамаашро, аммо машҳурҳояшро ёддошт карда будам.

Ҷомӣ бархоста, ҷузъгирро аз токча гирифту коғазеро аз мағзи он баровард.

-Ангурҳои Ҳироту атрофи онро аксар аз ҷойҳои дигар овардаанд, ки аз номашон макони аслии онҳо маълум мешавад, -гуфт Ҷомӣ. –Мисли тоифӣ, балхӣ, самарқандӣ, нахшабӣ, Ҷомӣ, фушанҷӣ, табаронӣ, бӯронӣ, оби булучӣ, кӯҳӣ, астарободӣ, макка, арасмӣ, миёнасаройӣ, туршезӣ, раисии туршезӣ, шерхонӣ, бохарзӣ, андхӯдӣ, қандаҳорӣ, кохакӣ, сиёҳпуштӣ, нозуки қундузӣ, сурхи қундузӣ, сурхи ҳисорӣ, аллонӣ, аллонии бухоройӣ. Ҷомӣ каме таваққуф карда шарҳ дод: -Шояд “аллонӣ” на аз исми макон, балки аз номи соҳиби он гирифта шуда бошад, чунки бисёр ангурҳо номи соҳибонашон ва ё ихтироъкоронашонро гирифтаанд. Мисли ҳусайнӣ, соҳибӣ, бахтиёрӣ, маҳмудӣ, иброҳимӣ, одилӣ, розиқӣ, халилӣ, ёқутӣ, амирӣ, фахрӣ, шайхалӣ, алӣ, кокӣ, аскарӣ, шоҳонӣ, маллоҳӣ...

Аммо номи баъзе ангурҳо маҷҳул аст. Мисли биҳиштӣ, қиматӣ, гандамонӣ, биҷик, фароҷова, равоча, тарбошанг, хоҷабарандоз, обовард... Номи баъзе ангурҳо фақат аз рӯи ранг, таъм ва ё шакли онҳо гузошта шудааст, аз қабили бедона, ғӯраширин, шакарча, сиёҳ, сурхак, сурхча, зардак, сабзак, сурхгард, нимсурх, сиёҳсирка, холдор, сафедча, зарди баландқад, зарди хурд, сангинак, абраш, гарданкӯтоҳ, шоҳангур, гулобангур, норангур, ҷавзангур, хурмоангур, хиёрангур, қаламангур...

-Ҳаштоду ҳафт то шуд, -гуфт писарак.

-Бо сетои пешин навад то мешавад, -илова кард падари ӯ.

-Номҳои ғалатӣ ва зебояш алоҳида навишта шуда буд, -гуфт Ҷомӣ ва коғазчаи дигареро ёфта хонд,-ангушти арӯс, рашки рухсори ҳур, лаъли гул бар ташт, чашму мижа, дили кабӯтар, дидаи гов, пистони меш, риши Фиръавн.

Ҷомӣ хомӯш шуд. Меҳмон бо камоли одоб изҳори мулоҳиза кард:

-Ба назар мерасад, ки баъзе номҳоро дар Самарқанд дигаргунтар мегуфтаанд. Дидаи говро дар он ҷо чашми гӯсола мегӯянд, аммо дар гуфтори ҷаноби шумо ангурҳое мисли синаи шутур, ҷавси сиёҳ, ангури лаъл, васарға, ангури обак, чиллагӣ, ҷавпазак, сайфӣ, абдушукурӣ, кишмиши сиёҳ ва кишмиши сафед, танасафедак, лугундӣ, доройӣ ва шакарангур, ки дар Самарқанд ва атрофи он басе машҳуранд, мулоҳизанашуд.

Ҷомӣ гуфт:

-Бале, шакарангури Самарқандро Шайх Камоли Хуҷандӣ васф кардаанд:

Аз шакарангури самарқандиён

Себи занахдони ту нӯшинтар аст.

Меҳмонон хеле нишастанд. Суҳбати хеле хуб шуд. Қарибии рафтани онҳо Ҷомӣ аз меҳмон пурсид:

-Исми шарифатон?

Меҳмон посух дод:

-Ҷалолиддин Сайид Маҳмуд.

Ҷомӣ давоту коғазу қалам гирифта, ба Навоӣ нома навишт ва онро ба меҳмон дода гуфт:

-Ба Алишербек мерасонед, умед аст, ки ба арзатон расад.

Мактуб ин буд:”Баъд аз арзи ниёз маъруз он, ки хидмати Мавлоно Ҷалолиддин Сайид Маҳмудро ба қасди зиёрати модар ва бародар азимати Самарқанд шудааст. Илтимоси он доранд, ки иноят намуда, илтифот фармоянд ва иҷозати ин сафар аз мулозимони он ҳазрат ҳосил кунанд. Тавфиқ рафиқ бод!

Вассалом. Алфақир Абдурраҳмон ал-Ҷомӣ”.

Илтимоси Ҷомӣ боз иҷро шуд.

Дар боло ба сафари Астарободи Ҳусайни Бойқаро ишора шуд. Он сафар чӣ гуна буд? Дар соли аввали ба тахт нишастани Ҳусайни Бойқаро волии Астаробод, ки бойтарин навоҳии мамлакат буд, Ёдгор Мирзо исён бардошт.Ҳусайни Бойқаро бо мақсади саркӯб кардани вай сентябри 1469 ба сӯи Астаробод лашкар кашид, аммо худ ба он ҷо нарасида, лашкарро фиристоду ба Ҳирот баргашта, зимистонро дар пойтахт гузаронд. Аммо ба ӯ пайғоме расид, ки Ёдгор Мирзо боз исён бардоштааст ва дар ин кор ба ӯ қабилаҳои туркман ёрӣ мерасонанд. Ҳусайни Бойқаро моҳи марти 1470 боз ба тарафи Астаробод қӯшун кашид. Ҳангоме ки ӯ аз Аланг Машарту ба қалъаи Тирату кӯч мекард, аммаи Ёдгор Мирзо Пояндасултонбегим бо ёрии Амир Фаридуни Барлос ва Султон Аҳмади Чоршанбе аз манзиле, ки беруни Ҳирот дошт, ба шаҳр даромада, онро барои бародарзодааш забт кард ва ба ин муносибат нақораи шодиёна зада, байроқи зафар афрошт. Июли 1470 хутба ба номи Ёдгор Мирзо хонда шуд. Аз халқ якбора чандин навъ андоз ситонда шуд. Дар шаҳр шӯриши халқ ва исёни сипоҳиён авҷ гирифт, ки сабаби он афзудани андозҳои фавқулода, қаҳтиву қиматӣ ва зулми амалдорон буд.

Ҳусайни Бойқаро ба ёрии Навоӣ дар саҳрои Чинорон Ёдгор Мирзоро дар ғафлат гузошта, бошишгоҳи ӯро муҳосира кард ва Ёдгор Мирзоро асир гирифта, ба қатл расонд ва ба Ҷомӣ пайғоме фиристода, хабар медиҳад, ки "бар ҷамоати мухолифон дар мақоми Чинорон зафар ва истилои тамом даст дод ва маҷмӯъ поймоли сафлати баҳодурони лашкари фирӯзасар гашта, баъзе асир ва баъзе тӯъмаи шамшеру тир шуданд ва маъдуде чанд фирор намуданд". Подшоҳ аз Ҷомӣ илтимос мекунад, ки халқро ба тарафдории ӯ насиҳат кунад. Халқ ба умеди он ки Султон Ҳусайн адл мекунад, аз шӯриш бозистод. Ҳусайни Бойқаро маҷбур шуд, ки раиятро ду сол аз андозҳои фавқулода ва

хароҷоти аскария озод кунад. Бо ҳамин задухӯрди 23-сола ва қатлу ғорати паёпай, ки баъди вафоти Шоҳрух давом мекард, хотима ёфта, замони нисбатан осоиштае фаро расида, сарҳадҳо ҳам ором шуданд. Аммо бо марги Абӯсаид давлати Темуриён ба ду тақсим шуда, Мовароуннаҳр ба дасти авлоди Абӯсаид ва Хуросон ба дасти набераҳои Умар Шайх гузашт.

Алишери Навоӣ, ки 10 феврали 1441 дар деҳаи Давлатобод таваллуд шуда, бародари ширхӯра ва рафиқи айёми кӯдакии Ҳусайни Бойқаро буд, ҳангоми тахти Ҳиротро ишғол кардани ӯ дар Самарқанд ба таҳсили илм машғул буд. Аммо ин воқеаро шунида, апрели 1469 худро ба Ҳирот расонд. Султон Ҳусайн ӯро муҳрдори девони худ таъин кард. Навоӣ дар фурӯ нишондани исёни Ёдгор Мирзо ва асир гирифтани ӯ шахсан иштирок варзида, садоқати худро ба подшоҳи нав собит кард. Ин хидматҳо ва ошноии давраи бачагӣ ва ақлу заковати Навоиро ба назар гирифта, подшоҳ хост, ки ӯро ба мансаби баландтар бардорад. Навоӣ дудила шуда, ба Ҷомӣ мактуб навишта изҳор кард, ки намедонад пешниҳоди Султонро қабул кунад ё не, чунки ба ақидаи ӯ наздикӣ бо султон амри хатарнок буда, касро аз кору бори дигар ҷудо мекунад, вале подшоҳ дӯсти деринаи ӯст. Навоӣ дар номаи худ аз устодаш ҳалли ин мушкилиро дархост кард. Ҷомӣ дар мактуби ҷавобӣ, ки ин ду байт аз он аст, изҳори ақида кард:

Роҳату ранҷ бувад гузарон,
Ранҷ каш баҳри роҳати дигарон.
З-он ки бошад ба мазраи уммед
Ранҷи ту тухми роҳати ҷовид...

Навоӣ дар моҳи шаъбони 876 (феврали 1472) мансаби вазирӣ ва унвони амирро пазируфт. Дар ҳамонрӯз Ҳасан

ибни Ардашер ва баъдтар Низомулмулк ибни Шаҳобиддин Исмоили Хавофӣ, ки қозии яке аз шаҳрҳои Хавоф буд, низ вазир ва Хоҷа Маҷидиддин Муҳаммади писари вазири Шоҳрух–Ғиёсиддин Пир Аҳмади Хавофӣ парвоначӣ таъин шуданд. Парвоначӣ сардори қабулгоҳи подшоҳ ва дар асл ноиби ӯ буд. Ҳамаи ин вазирон бо Ҷомӣ муносибати наздик доштанд.

Рӯзе Бобо Алишоҳи Абдол, ки аз қаландарони ошуфтаҳол буда, ашъори хуш мегуфт, барои дидани Ҷомӣравон шуд. Вақте аз дарвозаи Фирӯзобод медаромад, садои човушони подшоҳ ба гӯшаш расид:

-Дур бош, роҳ деҳ!

-Дур бошед, роҳ диҳед!

Човушон бо табарзини кӯтоҳ, ки "дурбош" ном дошт, равандагонро аз роҳ дур меандохтанд. Ғуломони дигар Ҳусайни Бойқароро ба тахти равон шинонда, беруни шаҳр мебурданд.

-Ин чӣ мурғ аст, ки дар қафас кардаанд? –Абдол инро дида пурсид.

-Ин подшоҳи аср Султон Ҳусайн Мирзост, -гуфтанд.

-Магар Шоҳрух Мирзо мурдааст? –Абдол боз пурсид.

Ҳозирон дар таҳайюр афтоданд. Яке гуфт:

-Эй бобо, чӣ ғофил касе ҳастӣ? Аз марги Шоҳрух Мирзо бисту панҷ сол бештар гузашт...

Абдол ба ин хабари шунидааш ҳам чандон эътибор надода, ба роҳи худ давом кард ва ба манзили Ҷомӣ расид. Одамони зиёд он ҷо буданд. Шайхулислом ҳам он ҷо ҳузур дошт. Дастурхони фақиронае густурда шуда, ҳама нони ҷавинро бо ҷурғот мехӯрданд. Абдол расидан баробар танҳо бо Ҷомӣ вохӯрдӣ карда, ба таом шарик шуд. Ниҳоят, вақти намози пешин расид. Абдол пурсид:

-Намоз намехонед?

-Мехонем, -гуфтанд.

Саҷҷодаро паҳн карданду ба намоз истоданд. Абдол пеш гузашт, ки имом шавад. Дигарон ба ӯ пайравӣ карданд. Савти ҳазини ӯ садо дод:

-Ният кардам бигузорам ду ракъат намози ошиқонаи орифона, Аллоҳу Акбар.

-Дафъ шав, девона! –гӯён шайхулислом Абдолро тела дод.

Абдол ба канори хона парид. Дигарон намози худро аз нав оғоз карданд. Абдол дар ҷои қароргирифтааш ба хурӯш омада, ба намозаш идома дод:

Эй парӣ, гар мепарӣ бар боми қасри он парӣ,

Номаи худро ба дастат медиҳам, он ҷо барӣ.

Баъзеҳо хандиданд. Намоз боз вайрон шуд. Шайхулислом хост, ки Абдолро сахт ҷазо диҳад.

-Ғазабро фурӯ нишондан камоли бузургист, тақсир, -гуфт Ҷомӣ ба ӯ ва оҳанги суханашро тағйир дода, илова кард: -Шояд ин дарвеши дилреш мустаҳиқи заҷру сиёсат набуда, сазовори иноёту риояти бошад.

Абдол аз ин гуфтугӯ боке надошт.

Дар ин воқеа аллома Алӣ Қушчӣ ҳам ширкат дошт. Ҳоло вай дар Ҳирот мезист ва хонаводааш дар Самарқанд буд. Аввалҳои ба Ҳирот омаданаш толибони осори илмии ӯ кам набуданд. Аммо дар вақтҳои охир дар тамоми Хуросону Мовароуннаҳр мадрасае ё расадхонае набуд, ки вай донишашро пурра ба харҷ диҳад. Аллома аз ин дилгир буд. Мехост сарашро гирифта, ба кишварҳои дигар – ба Ироқ ё Рум равад. Лекин наметавонист иҷозати рафтан ҳосил кунад. Аз Ҷомӣ, ки қаблан мадад хоста буд, боз ҳамон матлабро дархост кард.

-Шумо одами калонсол, чунин сафари дурудароз барои шумо чӣ лузумият дорад? –гуфт Ҷомӣ.

-Ҷое бирав, ки талабгори ту бошанд, гуфтаанд, -гуфт Алӣ Қушчӣ.

-Чӣ гуна мешавад, ки аз ин боғу роғи кишвари биҳиштоини Хуросон дил меканед?

-Ин боғу роғ ба назари банда, ки ба худ ҷавлонгоҳи фикр намеёбам, зишт менамояд.

-Амир Хусрави Деҳлавӣ мефармоянд, ки :

Вайронаи ман агарчӣ зишт аст,

Чун хӯй гирифтаам, биҳишт аст.

-Мавлоно, дуруст мефармоед, мо ҳам ин ҷо хӯ гирифтаем, аммо ин мамлакат акнун макони иғво шудааст, ки ин касофат бозори илмро касод кардааст, акнун ҷоҳилон соҳиби маснади тадрис шудаанд, аз дасти ин рӯзгори ҷоҳилнавози олимгудоз мебояд гурехт.

-Гурехтан кори буздилон аст, Мавлоно, ақлу илмро ба кор баред, ғафлату иғво ва ҷаҳлро аз миён бардоред, шогирд гиред, бозори илмро равнақ диҳед.

-Ин корҳоро бо ҳокимияту сарват метавон кард.

-На бо ҳокимияту сарват, балки бо нури илм пардаи ғафлат ва торикии ҷаҳолатро метавон дарид ва бо рӯшноии ирфон метавон замири мардумро аз кинаву забони халқро азиғво пок кард.

Алӣ Қушчӣ боз боби шикоятро аз беқадрии илм кушод. Ҷомӣ суханони ҳасратомези ӯро бо камоли сабр шунид.

-Махдум, ман аз беқадрии худам менолам! –Алӣ Қушчӣ қариб фиғон мекард.

Ниҳоят, Ҷомӣ ба дарбор мактуб навишта, хоҳиш кард, ки ба сафари Алӣ Қушчӣ иҷозат диҳанд.

Рӯзҳову моҳҳо гузаштанд. Аммо Ҳусайни Бойқаро ба рафтани Алӣ Қушчӣ иҷозат намедод. Ӯ хуб мефаҳмид, ки аз мамлакати ӯ рафтани чунин як алломаи бузург дар назари халқ ва ҳокимони ҳамсоя эътибори ӯро паст мекунад. Вале ба қадри Алӣ Қушчӣ намерасид. Алӣ Қушчӣ дар чанголи фақирӣ ва қафаси маънавӣ азият мекашид. Алӣ Қушчӣбоз

аз Ҷомӣ мадад пурсид. Ҷомӣ бори дигар ба подшоҳ нома навишта, хоҳиши аввалини худро такрор кард:

“Баъд аз арзи ниёз маъруз он ки хидмати Мавлоно Аловуддин Алии Қушчӣ дар боби истиҷозат, ки ба арз расонида шуда буд.... Илтимос он, кииноят фармуда, чунон кунанд, ки зудтар иҷозат ҳосил шавад.

Тавфиқ рафиқ бод, вассалом.

Алфақир Абдурраҳмон ал- Ҷомӣ”

Ин дафъа ба Алӣ Қушчӣ иҷозат доданд. Вай ба Табрез ба даргоҳи ҳукмрони давлати Оққуюнлуҳо Узун Ҳасан (1453 - 1478) рафт. Баъди муддате аёлу фарзандонаш ҳам барои ба он ҷо рафтан аз Самарқанд ба Ҳирот расиданд. Ҷомӣ барои аз Ҳирот ба Табрез рафтани онҳо ҳам иҷозат гирифта дод.

Ҳангоми сафари Алӣ Қушчӣба Ироқ Ҷомӣ ба Узун Ҳасан, ки ба ӯ ғоибона дӯстӣ дошт, нусхае аз осори худро бифиристод.

... Баҳорон буду севумин рӯзи Наврӯз. Соли чоруми салтанати Ҳусайни Бойқаро буд. Вай гоҳ-гоҳ ба шикор мебаромад, аммо бештари вақташро ба базму айш мегузаронд.

Кӯшки Боғи Зоғон дар шимолу ғарбии Ҳирот ҷой гирифта буд. Кӯшки султон аз назари зоҳир ва нақшу нигор басе бошукӯҳ буда, чанд утоқ ва толори калони базмгоҳро ташкил мекард. Толор хонаи васеи баланди чоркунҷае буд, ки дарозии он аз паҳнояш якуним баробар меомад. Пешгоҳи толор бо се зинаи пастак баландтар карда шуда, он ҷо курсии мурассаъе, ки ба тахт шабоҳат дошт, гузашта шуда буд. Дар курсӣ Султон Ҳусайн менишаст. Дар ду тарафи ӯ амирону вазирон мувофиқи мақоми худ, қозикалону шайхулислом, доруғаи шаҳр ва парвоначӣ ҷой гирифта, аъёну ашрофи дигар поёнтар болои қолинҳои зебо менишастанд. Дар паҳлуи чап муғанниён, ромишгарон,

созандагон менишастанд. Дар қафои онҳо даре менамуд, ки аз он ҷо ҳар замон раққосаҳо баромада, баъди ракс боз ба ҳамон тараф панаҳ мешуданд. Ғуломбачагони ҳабашу ҳиндуи ороста дар болои лаълиҳои симин ва биринҷиву мисин дар ҷомҳои нуқрагин шароб медоданд. Рафтору муомила ва садои зангӯлачаи миёнбанди онҳо диққати касро ба сӯи худ мекашид. Хизматгори хосае ба шоҳ дар ҷоми булӯрин шароб медод. Рӯи дасти ӯ лаълии тиллоии зумуррадкӯбе давр мегашт. Хулоса, базми ҷамшедӣ дар авҷ буду аҳли суҳбат ҳама сархуш. Аз дару девор садои айшу нӯш меомад.

Ҳусайни Бойқаро, ки гунаҳояш аз таъсири маи ноб оташгун шуда буд, аҳли маҷлисро аз назар гузаронда, ба Навоӣ, ки дар дасти рости ӯ менишаст, гуфт:

- Дар маҷлиси мо ҳузури ҳазрати олимақоме, ки имрӯз дар тамоми арсаи олам шабеҳи ӯ касе аз худовандони камоли илму ирфон ба хотири ҳеҷ кас аз ғоибу ҳозир дарнамеояд, камӣ мекунад.

- Шумо Ҳазрати Махдумиро мегӯед? – пурсид Навоӣ.

Подшоҳ ба аломати тасдиқ сар ҷунбонда, навкареро ба суроғи Ҷомӣ фиристод. Фурсате аз рафтани он навкар нагузашта буд, ки надиме назди Ҳусайни Бойқаро даромада, бо таъзим арз кард:

- Ҳазрати Махдумӣ омада буданд, базмро дида баргашта рафтанд, ҳар қадар илтимос кардем, илтифот накарданд.

- Зуд рафта он касро бозоред. Албатта, он кас аз роҳи тақво ба ин ҷо надаромадаанд.

Базм дар авҷ буд. Ҳофизе ғазали Ҷомиро месуруд:

Соқӣ, биё, ки дорад акнун ба каф пиёла
Бар тарфи боғ наргис, бар рӯи дашт лола.
Аз ҷоми лола майгун гаштаст ғунчаро лаб,
Ё худ ба захми дандон дар хун гирифт жола...

Ҳанӯз базм ба поён нарасида надим боз ба назди Ҳусайни Бойқаро даромад ва лифофаи коғазеро аз остин берун оварда, ба ӯ дароз кард. Подшоҳ онро кушода чашм давонд, сипас ба воқеанигораш, ки ҳеҷ гоҳ аз ӯ ҷудо намешуд, коғазро дароз карда,

-Аз Мавлавӣ, хонед, -гуфт.

Воқеанигор коғазро аз дасти подшоҳ гирифта бӯсид ва ба чашмонаш молида, кушод ва қомати худро рост гирифта, коғазро баробари чашмаш бардошта, ду ваҷаб дуртар дошт ва бо тантана қироат кард:

На зуҳд омад маро монеъ зи базми ишратандешон,
Ғами худ дур медорам зи базми ишрати эшон.
Ба ҷое, к-атласи шоҳон, нашояд фарши раҳ, ҳошо,
Ки роҳи қурб бояд далқи гардолуди дарвешон.

Ҳозирон:

-Офарин ба килки Ҷомӣ!

-Аҳсант!

-Кам мабод!

Ҳусайни Бойқароба воқеанигор гуфт:

-Нависед. Ӯ зуд коғазу қаламро гирифта, мунтазири сухани подшоҳ шуд. Сипас, аз забони ӯ ба навиштан сар кард:

Нашояд маҷмаеро гуфт базми ишратандешон,
Ки набвад партави рӯят чароғи маҷлиси эшон.
Ба ҷуз ташвиш набвад тахту ҷоҳу атласи шоҳӣ,
Хушо кунҷи фароғу далқи гардолуди дарвешон.
Ҳусайнивор аз пири муғон ҷӯяд қадаҳ, то шуд
Зи дурри ҷоми Ҷомӣ бодаи лаъли ҷигаррешон.

Подшоҳ дастонашро ба ҳам зад. Надим омад. Ҳусайни Бойқароба ӯ фармуд:

-Инро бурда ба Ҳазрати Мавлавӣ деҳ ва паёми моро бирасон, ки суҳбати он ҷанобро пазмон шудаем ва мехоҳем ба дидори муборакашон шарафёб гардем.

Надим коғазро гирифта, пуштнокӣ аз дар баромада рафт.

Базм давом мекард.

Дарбоне омада ба арзи подшоҳ расонд:

-Пирзоле дарвозаро гирифтааст, ки ба назди ҳазрати ҳумоюнӣ медарояд, ҳарчанд заҷру сиёсат мекунем, коргар намешавад, мегӯяд: ё маро ба ҳузури подшоҳи олам роҳ медиҳед, ё мекушед. Изни ҳазрати ҳумоюнӣ чист?

Ҳусайни Бойқаро дар сари мастӣ гуфт:

-Бигузоред, дароянд.

Дарбон рафт. Пиразан рӯканону мӯканон даромада омад. Вай хост замин бӯсад, вале гарданаш ёрӣ надод. Хост сухан гӯяд, аммо гуфта наметавонист. Ҳама моту мабҳут. Ҳусайни Бойқаро барои дар ҳузури ҳамкосагон бештар намоиш додани азамату сиёсатнокии худ бо овози дағал чашмони хумориашро нимкушо карда гуфт:

-Чаро хомӯшӣ, эй аҷуза! Модом, ки ба назди мо омадӣ, арзатро гӯй. Ту чӣ касӣ, аз куҷоӣ ва аз мо чӣ мехоҳӣ?

Пиразан аввал бо тарсу ларз, баъд якбора ба хурӯш омад:

-Ҷаҳонпаноҳо, манам пиразане мазлума ва аз зулми сипоҳиёни ту ба ҷон омада, аммо ту аз ҳоли кишвар ғофилу аз фуқаро бехабарӣ ва пайваста сархуши айшу нӯшӣ. Бигӯ, ин чӣ подшоҳисту ин чӣ кишвардорӣ?

Амир Ҳусайналии Ҷалоир, ки аз вазирони пешдаст буд, ба гап ҳамроҳ шуд:

-Сухан кӯтоҳтар бигӯ, пиразан!

Пиразан ба сухани Ҳусайналӣ эътиборе надода, сухани худро ба Ҳусайни Бойқаро муроҷиаткунон давом дод:

-Олампаноҳо, ба арзу доди мо бирас, аз моли дунё як бузак доштам, ки ширашро сағираҳо мехӯрданд, имрӯз

онро лашкариёнат ба ғорат бурданд. Акнун ду ятимаки ман берӯзӣ монданд. Ҳусайналӣ боз пеши гапи пиразанро гирифтанӣ шуда гуфт:

-Боке надорад, осмон ба замин намечаспад, арабҳо гуфтаанд: “Алъабду ва молаҳу ли мавлоҳ”, яъне ҳам фуқаро ва ҳам тамоми амволи онҳо аз они подшоҳанд, як бузак фидои лашкари султон, ош шавадашон. Худои таъоло, ки ба ятимчаҳои ту дандон додааст, ризқ ҳам медиҳад.

Пиразан бештар ба оташи ғазаб сӯхта, бо як ҳисси эътироз ба сухани худ идома дод:

-Албатта, Худои таъоло дандон, ки додааст, ризқ ҳам медиҳад. Ҳамон як бузак доми ризқи ятимчаҳо буд. Акнун ман чӣ кор мекунам, онҳоро аз куҷо мехӯронаму мепӯшонам. Вақте падари сағираҳо қазо кард...

Давраи мастон ба ҳоли пиразани мазлум ба хандидан даромад. Ҳар кадоме мехост садои хандаашро баландтар кунад.

Ҷомӣ аз дар даромад. Ҳусайни Бойқаро ҷаҳида аз ҷой хест ва даст ба пеш гирифт. Пиразан дар ҷояш ҳаросон. Ду пешхидмат омада, ӯро бурданӣ шуданд.

-Ҳай, ҳай, астағфируллоҳ  гӯед, -ба посбонҳо рӯ овард Ҷомӣ. –Шояд ин аҷуза мустаҳиқи заҷру озор набошад, ягон мушкиле ӯро ба ин ҷо овардагист. Ҳазрати подшоҳ дуояшро бигиранд, ки пояи давлатро мустаҳкам мегардонад.

Аз ин гуфтори Ҷомӣ подшоҳ бештар хиҷолат кашида бошад ҳам, нахост, ки сирро бой диҳад. Бо табассуми сохта ба хозин (хазинадор) фармуд, ки ба пиразан ҳазор танга бидиҳад. Пиразан тангаро гирифта, дуо кард ва бо мамнуният ба тарафи Ҷомӣ назаре афганд.

Подшоҳ ҳам аз ин навъ анҷом пазируфтани воқеа фоли нек гирифт...

# САФАР

Ҷомӣ ва ҳамсафарони ӯ мувофиқи одати ҳаҷравандаҳо қарзҳои худро пурра пардохта, аз худи ҳамин ҷо ҳар кадоме барои худ ҷомаи тавоф ва дутоӣ чодар-яке сафеду дигаре сиёҳ гирифтанд.

Аҳли қофила 21 августи соли 1472 дӯстонро видоъ карда, аз Ҳирот баромад. Хешу табор ва дӯстону шогирдони Ҷомӣ ӯро гусел карданд. Роҳи ӯ аз Нишопур, Сабзавор, Бистом, Домғон, Симнон, Қазвин ва Ҳамадон мегузашт.

Аҳли қофила ноябри соли 1472 ба Бағдод расиданд, ки он шаҳре зебо ва маъмуру обод буд. Бошандагони шаҳр одамони гуногуннажод ва мухталифмазҳаб буда, косибон аз ҳама зиёд ба чашм менамуданд. Ҷомӣ баъд аз чанд рӯзи иқомат дар Бағдод ба зиёрати оромгоҳи Имом Ҳусайн ба Ҳилла рафт. Ҳангоми ин сафар аз Карбало ва Наҷаф низ гузашт.

Дар ин ҷо Ҷомӣ дақиқае ҳам вақти худро беҳуда нагузаронда, на танҳо мадрасаву бозорҳо, хонақову ҳаммомҳо ва қасру кошонаҳои Бағдодро тамошо кард, бо аҳли фазл суҳбатҳои дилнишин кард ва бо аҳли завқ маҷлисҳои тараб ороста, балки дар китобхонаҳои Бағдод, ки аз нусхаҳои қадимии кутуби Шарқ ниҳоят бой буд, китобҳои зиёдеро мутолиа кард.

Дар ин миён воқеаи аҷибе рӯй дод, ки боиси ранҷиши хотири Мавлавӣ Ҷомӣ шуд. Фатҳӣ ном, ки аз аҳли Ҷом буд, дар даргоҳи ӯ хизмат мекард ва дар ин сафар низ ҳамроҳ буд. Ин шахси чашмгурусна ҳангоми сафар бо амалиёти ношоистаи худ корвониёни Ҷомиро шарм медоронд. Ин ҳақношинос бо мухолифон пайваст ва барои аз Ҷомӣ қасос гирифтан нусхаи дафтари аввали "Силсилат-уз-заҳаб"-ро, ки Ҷомӣ ба расми

ёдгор ба китобхонаи Мадина мебурд, дуздида, чизи тухматомезе навишта, дар байни китоб гузошт.

Рофизиёни Бағдод аз ҳуҷуми рӯйрост ибо карда бошанд ҳам, дар яке аз мадрасаҳои бузургтарини шаҳр маҷлиси серодаме тартиб доданд. Дар чандин рафу токчаҳои атрофи хона шамъ афрӯхта, дар пешгаҳи хона қандили чилчароғе гузошта буданд, ки ба дарахт монанд буд. Ҷамъ ҳафтод шамъ хонаро нуристон мекард. Дастурхонҳо бо анвои хӯрданӣ густурда шуда буданд. Ҷомӣ дар садри маҷлис ҷой гирифта, қозии ҳанафӣ ва шофеӣ дар ду тарафи ӯ нишастанд. Ҳокими вилоят Мақсудбек низ бо аъёни худ он ҷо менишастанд. Суҳбати аҳли фазл тафсид. Аммо дар ин миён рофизие, ки тақрибан 22-25-сола буд, китоберо оварда, бидуни иҷозат пеши ҳоким гузошт.

-Ин чи китоб аст? –пурсид Мақсудбек.

-Ин китоб не, музахрафот, номаи рӯсиёҳии ин бадбахт! –фарёд бардошт он рофизӣ ва дасташро шоф карда, ангушти шаҳодаташро тирвор ба тарафи Ҷомӣ гардонд.

Ҳама дасту по гум карданд. Посбон омада, ҷавонро гирифта бурд. Ҳоким ҳамоно моту мабҳут буд. Аммо Ҷомӣ танҳо лабханде карду бо аломати афсӯс сарашро ҷунбонда монд. Сабаби ин шӯру ғавғо ва дӯғу пӯписаи ҷавон барояш маълум набуд. Аммо аҳли маҷлис хомӯш намешуданд. Ғулғула давом мекард. Билохира аз ҳозирон рофизии дигаре бархоста, ба Мақсудбек наздик шуд ва боадабона ба сухан оғоз кард:

-Давлатпаноҳо, ту ҳомии Бағдод ҳастӣ, аз партави адолати ту ин шаҳр ба боғи дод ва дори салом табдил ёфт. Аммо худ бифармо, бо он касе, ки дар ҳаққи Шери Худо носазо мегӯяд, чӣ гуна мебояд буд?

Ҷомӣ сухани ӯро бурид:

-Аз инҳо, ки мегӯӣ, мо хабар надорем.

Рофизӣ бо чобукӣ китобро аз пеши садрнишинон бардошт ва онро кушода, ба хондан шурӯъ кард. Шеър аз таҳқири Алӣ сар мешуд.

Ҷомӣ тирвор аз ҷояш хесту бо як ҳаракат китобро аз дасти рофизӣ гирифт, мардумро хомӯш кард ва бо лаҳни мулоим сухан оғоз намуд:

-Ёрон, паноҳ металабам аз шарри шайтон ва туҳмати ногаҳон. Худо ҳозиру нозир, ки нуҳ байти мобайн моли ман аст. Аммо абёти дигар бофтаи кадом рӯсиёҳест. Ана, бинеду огоҳ бошед, ки ин вараҳи китоб хати каси дигар ва коғазаш бағдодист, коғази авроқи дигар ҳиротӣ, -Ҷомӣ бо дасташ он вараҳи китоб ва чанд вараҳи дигарро ба аҳли маҷлис намоиш дод.

Садрнишастагон онро бо навбат ба даст гирифта зеҳн монданд ва ҳақиқати суханони Ҷомиро тасдиқ карданд. Ҷомӣ аввалу охири порчаи овардашударо аз ёд хонда, сабаби гуфта шудани онро шарҳ дод ва баъди лаҳзае хомӯшӣ илова кард:

-Чун мо ба тартиб ва танзими ин китоб пардохтем ва Амиралмӯъминин Алиро таъриф ва тавсиф эрод намудем, аз сунниёни Хуросон пайваста ҳаросон мебудем, ки моро рофизӣ нахонанд, надонистем, ки дар хиттаи Бағдод ба балои хушунати ин тоифа гирифтор хоҳем шуд? Аслан аз ин ғавғою низои пурнакбати шиаву суннӣ ба ҷон расидем, ин фитна оламро хароб мекунад ва дар ин хусус ҷавоби мо ин аст:

Эй муғбачаи даҳр, бидеҳ ҷоми маям,
К-омад зи низои суннию шеӣ қаям.
Гӯянд, ки Ҷомиё, чӣ мазҳаб дорӣ?
Сад шукр, ки сагсуннию харшиа наям.

Рӯзи дигар ӯ шунид, ки бо амри Мақсудбек он касеро, ки абёти "Силсилат-уз-заҳаб"-ро тағйир дода буд, оварда,

итобу сиёсат кардаанд ва ба харе чаппа савор карда, гирди шаҳру бозори Бағдод мегардонанд ва нидо дардодаанд, ки ӯро барои туҳматаш ба қатл хоҳанд расонд.

Ҷомӣ баробари шунидани ин хабар роҳи даргоҳи Мақсудбекро пеш гирифт ва бо илтимос ӯро аз ин кор боздошт.

Бо ҳамаи ин аз аҳли Бағдод хотираи нохуше дар қалби Ҷомӣ боқӣ монд. Вай Бағдодро на боғи дод (адл), балки бедодӣ номид:

Бар канори Даҷла дур аз ёру маҳҷур аз диёр,
Дорам аз ашки ҷигаргун Даҷлаи хун дар канор.
Чун саводи дидаам дарё кунад Бағдодро,
Сели чашми даҷлаборам гар шавад бо Даҷла ёр.
Гар набурдӣ орзуи Ясрибам аз каф зимом,
Кай фитодӣ бар харобободи Бағдодам гузор!
Ин на боғи дод, хористони бедод аст, лек
Нест ҷуз арбоби дилро дил зи хори ӯ фигор.
Вақти кӯч омад, бибанд, эй сорбон, бори сафар,
То ба кай бошад дил аз бағдодиёнам зери бор?!
Ҳар дам аз шавқи сафар чун уштурони сурхмӯй
Мекашад бар рӯи зардам қатраҳои хун қатор.
Пушт хам гардад чу гардан ноқаро дар бодия,
Гар шавад бо борҳои дил бар ӯ Ҷомӣ савор.

Баъди иқомати чаҳормоҳа дар ин шаҳр онро падруд гуфта, Ҷомӣ бо ҳамроҳони худ ба сӯи Ҳиҷоз роҳ пеш гирифт. Ҷомӣ баъди чанд рӯз дар роҳи байни Бағдод ва Наҷаф ба дӯсту шогирди азизаш Алишери Навоӣ номае навишта, дар унвони он ду байти ин ғазали шикоятомези худро сабт намуд ва изҳор кард, ки дар бозгашт аз ин роҳ нахоҳад омад ва бо роҳи Шом, яъне ба воситаи Димишқ, Ҳалаб ва Табрез ба Хуросон хоҳад баргашт.

Навоӣ номаи устодашро гирифта, зуд мактуби ҷавоб навишт ва ба муаллими худ фиристод. Дар он аз ҷумла ин рубоӣ сабт буд:

Ин нома на нома, дофеи дарди ман аст,
Ороми даруни ранҷпарварди ман аст.
Таскини дили гарму тани сарди ман аст,
Яъне хабар аз моҳи ҷаҳонгарди ман аст.

Хуросониҳои озими Ҳиҷоз дар охири маҳи март ба Наҷаф расиданд. Сайид Шарафиддин Муҳаммади Нақиб, ки аз пешвоёни дин буд, Ҷомӣ ва аҳли корвони ӯро се шабонарӯз меҳмондорӣ кард.

Сипас, аҳли қофила қадам дар бодия ниҳоданд ва рӯй ба тарафи Мадина оварданд. Вақте ба лаби дарёи Шаттулараб расиданд, мусофирон дам гирифтанд. Ҷомӣ ба хотир овард, ки Шаттулараб, ки онро ба тарзи кӯтоҳ Шат низ мегӯянд, аз якҷоя шудани Даҷла ва Фурот ба вуҷуд меояд. Номи Даҷла дар хотири шоир Бағдод ва воқеаҳои нохуши онро аз нав зинда кард. Вай боз бо сӯзу гудоз ғазале гуфт:

Бикшой, соқиё, ба лаби Шат сари сабӯй
В-аз хотирам кудурати бағдодиён бишӯй.
Муҳрам ба лаб нeҳ аз қадаҳи май, ки ҳеч кас
З-абнои ин диёр наярзад ба гуфтугӯй.
Аз нокасон вафою мурувват тамаъ мадор,
Аз табъи дев хосияти одамӣ маҷӯй.
Ҷомӣ, мақоми ростравон нест ин замин,
Бархез, то ниҳем ба хоки Ҳиҷоз рӯй!

Дар ин ҷо Пир Ҷамоли Ироқӣ, ки аслан аз гӯшанишинони Шероз буд, ба мулоқоти Ҷомӣ омад. Маълум шуд, ки Пир Ҷамол дар суроғи Ҷомӣ ба Бағдод омада, ӯро дар он ҷо наёфта, аз паяш то ба ин ҷо омадааст.

Пир Ҷамол ва ёронаш ба қофилаи Ҷомӣ ҳамроҳ шуданд. Роҳи дурударози беохир, обҳои шӯру талх, биёбонҳои регзори беалафу беоб, ҳавои гарм, ҳаракати лавандонаи корвон касро хафақон мекард.

Баъди бисту ду рӯз ба Мадина расиданд. Дар роҳ одамони маҳаллӣ ба Абдурраҳмони Ҷомӣ чоҳеро нишон доданд ва гуфтанд, ки агар каси бемор ба он дарояд, шифо меёбад. Ҷомӣ ба содагии онҳо танҳо табассуме карду монд. Лекин раҳорах фикри пайдо намудани роҳи бомаърифат гардондани мардум, барояшон кушодани дари илму адаб, аз зиндони ҷаҳолат бадар сохтани одамон, ки дар тамоми кишвару шаҳру деҳҳои сафаркардааш ҳолати онҳоро дид, дилашро танг мекард.

Вале Ҷомӣ ба умеди оянда худро таскин дода, ҳамроҳони дар ғарибиҳо озурдашудаашро дилбардорӣ мекард, ба хотири онҳо мегуфту механдид. Ҳамин тавр, пас аз истироҳати кӯтоҳмуддат Ҷомӣ ва ҳамроҳони ӯ ба тарафи Макка равон шуданд. Нуҳ шабонарӯзи дигар роҳ гашт. Боз биёбони беохир ва офтоби сӯзон. Аммо дар фосилаи байни Мадина ва Макка деҳаҳо, нахлистонҳо, боғҳо ва киштзорҳо бештар намудор шуда, дар ҳама ҷо арабҳо хурмои порсола, равғани зайтун, шири шутур ва меваю гиёҳ мефурӯхтанд. Ҷо-ҷо матоъ, маҳсулоти косибӣ ва сару либос ҳам дида мешуд. Ҳамаи ин сафарро шавқовартар мекард.

Ҷомӣ дар Макка понздаҳ рӯз зист. Ҳар рӯз ӯ берун аз Каъба олами пурихтилофи макру фиреб, судситонӣ, ҷаҳлу нодонӣ, фақру бечорагӣ ва ноошноии бошандагони Маккаро дида ба фикр фурӯ мерафт.

Ниҳоят қофилаи Ҷомӣ азимати мамлакати Шом кард ва ба Димишқ расида, Ҷомӣ 45 рӯз дар Димишқи хушҳаво ва сероб ҷиҳати истироҳат ва осоиш иқомат намуда, аз қозии он шаҳр дарси ҳадис омӯхт, бисёр мавзеъҳои

тамошобобро дид ва ба манораи чӯбини шастгазаи он бо ҳайрат нигарист.

Ҷомӣ аз Димишқ ба Ҳалаб раҳсипор гашта, баъди 12 рӯз ба ин шаҳр расид. Подшоҳи Миср Маликулашраф фармон дода буд, ки дар қаламрави ӯ ҳеч гуна, эҳтиромотро аз Ҷомӣ дареғ надоранд. Аммо ин шаҳри овозадор аз ҷаври Узун Ҳасан чунон ғорат ёфта буд, ки ҳолати ҳузноваре дошт. Кӯчаҳо пур аз гадову роҳзан буд. Аз бими онҳо ҳоҷиёни хуросонӣ ин ҷо зиёд таваққуф накарданд. Ба ҳамаи ин ӯ ҷаҳлу ҳирсро сабабгор мепиндошт.

Дар Ҳалаб ба Ҷомӣ пайке пайғому номаи Навоиро расонд, ки Ҷомӣ онро хонда, ба даст қаламу коғаз гирфт ва руқъае иншо карда, ин рубоиро андаруни он сабт кард:

Ин руқъа на руқъа, мояи ҳар тараб аст,
Таҳсили нишоту айшро хуш сабаб аст.
З-ин сон, ки бувад мухтасару пурмаънӣ,
Гӯё зи ҷавоҳир-ул-калим мунтахаб аст.

Ҷомӣ коғазро лифофа карда, ба пайк супурд. Пайк роҳи Хуросонро пеш гирифт.

Ҳангоме ки Ҷомӣ дар Ҳалаб буд, қайсари Рум Султон Муҳаммади Фотеҳ, ки ба тозагӣ ба Узун Ҳасан ғалаба карда буд, чанде аз наздикони худро бо сардории Хоҷа Атоуллоҳи Кирмонӣ, ки аз наздикони Ҷомӣ буд, бо панҷ ҳазор ашрафии накд ва сад ҳазори насия ба назди Мавлавӣ фиристод, ки ба тахтгоҳи ӯ ташриф оранд. Аммо Ҷомӣ чанд рӯз пеш аз расидани расулон ба тарафи Табрез ҳаракат карда буд. Фиристодагон бо таассуф баргаштанд. Чун ин хабар ба Мавлавӣ расид, изҳори шукр кард, ки ба даст наафтод ва аз кашидани бори миннати бандае озод монд.

Хоҷаи ҷаҳон Камолиддин Маҳмуди Қовон ҳам, ки ҳар сол аз Ҳинд қариб даҳ ҳазор динор ба расми тухфа ба остони Ҷомӣ мефиристод, ба воситаи мактуб аз вай дархост

кард, ки ба Ҳинд ояд. Аммо Ҷомӣ ба вай ҳам илтифоте накард.

Қофилаи Ҷомӣ ба қаламрави Узун Ҳасан по ниҳод. Ҳама ҷо лашкар аз манзил ба манзил қофиларо ҳамроҳӣ мекард. Ба Табрез расиданд. Ҷомӣ ва ҳамроҳонаш вориди пойтахти Озарбойҷон шуданд. Он рӯзҳо гуфта буд:

Зи ҳаҷ баргашта Ҷомӣ дар Хуросон дошт рӯй, аммо
Раҳаш зад дар миёна ишваи хубони табрезӣ.

Узун Ҳасан ва акобири ӯ Ҷомиро дар наздикии Табрез истиқбол намуда, бо иззату икром ба шаҳр оварданд, дар боргоҳи подшоҳ ҷой доданд. Он бегоҳ базми ҷамшедӣ барпо гашт. Баъд аз моҳҳои зиёде бо муғанниёни ширинзабон ва ромишгарони хушбаён вохӯрдан ба Ҷомӣ лаззати махсус бахшид. Гӯё аз нав ба олами ҳастӣ по ниҳод.

Чанд рӯз гузашт. Ҷомӣ ба кӯҳи Волиён ба зиёрати марқади шоири бузург Камоли Хуҷандӣ рафт. Вай ба рӯҳи шоир чун ба каси зинда ниёзмандӣ изҳор намуда, чандин шеъри ӯро аз ёд хонда, чунон лаззате бурд, ки гӯё онҳоро аз забони худи Камол шунида бошад. Дар охир гуфт:

Офтобӣ ту, мо чу зарра ҳама,
Ту бузургию мо ҳақир, эй дӯст!

Ҷомӣ баъди як моҳ барафтан тайёрӣ дид. Узун Ҳасан аз ӯ илтимос кард, ки дар Табрез монад. Аммо ӯ модари ранҷури худро баҳона карда, дар Табрез мондан нахост. “Мӯрча ҳам ба хонааш бармегардаду ман чӣ гуна метавонистаам аёлу фарзанд, модару ватани худро гузошта, дар мулки бегона бимонам”, -аз хаёл мегузаронд ӯ.

Январи соли 1474 Ҷомӣ вориди Ҳирот шуда, аҳли байти худро сиҳҳату сарфу ҷамъ ёфт.

Чанде пештар аз бозгашти Ҷомӣ, тирамоҳи соли 1473 фарзандони Абӯсаид бо ҳам иттифоқ баста, мутаваҷҷеҳи Хуросон шуда, мехостанд, ки тахти Хуросонро аз дасти Ҳусайни

Бойқаро зада гиранд. Ҳусайни Бойқаро онҳоро дар соҳили Марвоб пешвоз гирифта, ҳуҷуми онҳоро зада дафъ кард.

Султон Ҳусайн, ки ҳангоми аз ҳаҷ баргаштани Ҷомӣ дар Балхбуд, ба пешвози Ҷомӣ расуле фиристод. Баъди фурсате қосиде аз Навоӣ омад, ки номае дошт ва дар он нома ин рубоӣ ҳам сабт гардида буд:

Инсоф бидеҳ, эй фалаки минофом,
То з-ин ду кадом хубтар гоҳи хиром?
Хуршеди ҷаҳонтоби ту аз ҷониби субҳ,
Ё моҳи ҷаҳонгарди ман аз ҷониби Шом?

Паёми дӯст дили шоирро ба шавқу шӯр овард. Вай қосидро ба тарафи шогирди азизаш бо салому дуруд фиристода, дар руқъае ин рубоиро дарҷ кард:

Бо килки ту гуфт нома, к-эй гоҳи хиром
Сад туҳфаи хуш ба Рум оварда зи Шом.
Гар пои ту дар миён набошад, нарасад
Маҳҷуронро зи ҷониби дӯст паём.

Баъди чанде устоду шогирд ҳамдигарро ба канор кашиданд.

## ТАДБИР

Баъди ҳаҷ Ҷомӣ бисёр вақт сафари дуру дарози худро ба мамлакату кишварҳои аҷоиб ёдоварӣ карда, кӯҳҳои осмонбӯсу даштҳои доманфарох, водиҳои сабзу хурраму биёбонҳои регзор, чашмаҳои шаффофу дарёҳои шӯр, туғёни баҳру гирдбоди биёбонро ба хотир меовард ва гаштаву баргашта ин ғароиби оламро аз назари таҳқиқ мегузаронд.Вай ба хотир меовард, ки дасти инсон чӣ гуна қасрҳои пурҳашам ва боғҳои мусаффо бунёд кардааст. Дар

ҳама ҷо меҳнати деҳқон ва ҳунари косиб ӯро ба ҳайрат мегузошт. Шоир аз он мамнун буд, ки бо одамони поксиришт, олимони забардаст, шоирони мумтоз, санъаткорони пурҳунар, пешаварони чирадаст вохӯрду ошно шуд. Аммо ҳамаи ин дарон қулзуми бенизомиву бетартибиҳо, ҷавру зулмҳо ва ҷаҳолату фалокатҳое, ки Мавлавӣ Ҷомӣ шоҳиди он гардида буд, ҳеҷ буд. Дили ӯро деҳаҳои хароб, шаҳрҳои ҳақир ва одамони муҳтоҷу залил реш-реш мекард, ҷони ӯро он чиз месӯзонд, ки чӣ гуна ҷаҳолат ва зулм халқро дар панҷаи асорат нигоҳ медорад. Ҷомӣ медид, ки ҳокимият хуни халқро макида, айшу нӯш мекунанд. "Ҳамаи ин натиҷаи беадолатии ҳокимон ва ҷаҳолати мардумон аст. Кишварро шоҳи одил ва мардумро илм мебояд", -мегуфт ӯ.

Шоир ҳоло ба қалами худ такя карда, асар аз паи асар менавишт, орзуву омоли бенавоён ва мазлумонро тасвир мекард. Рӯз то рӯз маъниҳои ӯ пухта, борик ва нишонрас мешуд. Агар қаблан гоҳ-гоҳе ба ҳукми зарурат дар васфи подшоҳе шеър гуфта бошад, акнун ба аҳли ҷоҳ аслан илтифоте намекард, ё бо онҳо танҳо ба тариқи насиҳат ҳарф мезад. Вай ҳар бомдод пеш аз сапедадам аз ҷо бархоста, баъди намоз пушти мизи пастакаки кории худ нишаста, ба иншои китоб шурӯъ мекард.

-Баракати шуғли саҳар ба тамоми рӯз мерасад, -мегуфт ӯ ва ба таснифи ҳар китоб ва тартиби ҳар рисола, ки шуғл мефармуд, ба андак фурсате онро ба итмом мерасонд.

Ба туфайли ин меҳнати шабонарӯзӣ, ки ба хизмати халқ нигаронда шуда буд, ҳиротиён вуҷуди ӯро дар шаҳри худ шараф медонистанд, вақте ӯ аз роҳ мегузашт, ба сӯяш мӯйсафедон таъзим мекарданд, кӯдакон бо табассум ва шодӣ пешвозаш мегирифтанд, дидори ӯ худ барои мардум шодмонӣ буд. Аз ин рӯ, шоҳу гадо, калону хурд, тоҷику турк – аз дуру наздик ҳама орзуи шарафи суҳбати ӯро дар

дил доштанд ва агар инчунин давлат онҳоро даст медод, онро барои худ бузургтарин саодат медонистанд. Подшоҳон ва бузургони кишварҳои Мовароуннаҳр, Ҳиндустон, Туркистон, Рум, Ироқ ва ғайра мисли пештара ба воситаи номае ё ирсоли ҳадяҳои пурарзиш ва туҳфаҳои қиматбаҳо ба ӯ арзи ихлос мекарданд, китобҳои худро ба номи ӯ менавиштанд, онҳоро фиристода, маслиҳат мегирифтанд. Дуруст мегуфтанд:

Ҳама хусравони мамоликпаноҳ,<br>
Дар он остон банда ё хоки роҳ.

Мавлавӣ Ҷомӣ дар ҷавоби ҳамаи он руқъае менавишт ё аз асарҳои худ нусхаеро ба ниёзмандони олиҷоҳ фиристода, онҳоро ба некӣ, мардумдӯстӣ ва мушфиқи бенавоён будан ташвиқ мекард. Ӯ дороиашро сарфи муҳтоҷон мекард, ба бечорагон ёрии моддӣ мерасонд, дар сохтани роҳу кӯпрукҳо пулу мол харҷ мекард, бо бизоати худ дар шаҳри Ҳирот мадрасае, дар Хиёбон хонақоҳе ва дар вилояти Ҷом масҷиди ҷомеъ сохта, амволи зиёду заминҳои бисёри худро вақфи он мадрасаву хонақоҳ ва масҷид карда буд, то ки ҳоҷатмандон аз он баҳраёб шаванд. Азм кард, ки дар Хиёбон, дар паҳлӯи хонақоҳи бинокардаи худаш боз мадрасае тарҳ андозад. Зеро, ба фикри ӯ, мадраса maконе буд, ки илмро равнақ дода, лашкари ҷаҳлро мағлуб мекард.

Соле, ки Ҷомӣ дар ҳаҷ буд, дар Ҳирот тарғиботи аҳли хурофот хеле авҷ гирифта, дар тамоми шаҳр аз кашфу кароmот суҳбат мерафт. Махсусан, фирқаи нурбахшия дар он кор пешдастӣ мекард. Дар ин асно Сайид Қосими Нурбахш дар либоси ҳидоят ва роҳбарӣ баромада, подшоҳ ва тамоми шоҳзодагон ва амирону вазирон дар таъзими вай муболиға карда, савору пиёда зиёрати ӯ меомаданд ва рӯи тазаррӯъ бар остони ӯ мемолиданд. Ин шайх худро

“Сайиди валӣ” эълон мекард. Падари Сайид Қосими Нурбахш Муҳаммад ном дошт ва вай падари худро, ки аслан номи дигар дошт, бо исми Абдуллоҳ машҳур карда, фарзандашро Қосим ном ниҳода буд, то ки ӯро Муҳаммад ибни Абдуллоҳ ва чун падари Қосим буд, Абулқосим гуфтан мумкин шавад, зеро агар дар якҷоягӣ ва мувофиқи расму одати араб номи пурраи ӯро ба тарзи Абулқосим Муҳаммад ибни Абдуллоҳ мегуфтанд, ӯ бо ин исми мураккаби сеқабата пурра бо пайғамбари мусалмонон ҳамном мешуд, ки дар ин ҳолат ба тарзи ғайримустақим даъвои пайғамбарӣ кардани ӯро фаҳмидан мумкин буд. Вай чанд ҳарфи берабтро рамзи таълимоти худ қарор дода буд: С, К, И, В, М ва инро ба тарзи зерин шарҳ медод:

С- ишорат ба сайидист, ки дорам;
К- ишорат ба каромот аст, ки дорам;
И- ишорат ба илм аст, ки дорам;
В- ишорат ба валигист, ки дорам;
М- ишорат ба мулк аст, ки дорам.

Сайид Қосими Нурбахш ҳам мисли падар дар ҳиллатандӯзӣ усто буд. Вай тайёр буд худро Маҳдии охирзамон эълон кунад.

Шоҳзодагони Темурӣ Сайид Қосимро дар боғи хушманзаратарини шаҳр ҷой дода, гурӯҳ-гурӯҳ субҳу шомро дар назди ӯ мегузаронданд. Вай худ намади сиёҳе пӯшида, пайравони худро низ таълим медод, ки либоси сиёҳ пӯшанд. Ҳоло ҳар бетартибие, ки дар шаҳр рӯй медод, ба хурӯҷҳои мазҳабӣ нисбат дода шуда, асли он муайян нагардида, боиси авҷ гирифтани ришвахӯрии амалдорон ва кинаи пайравони як мазҳаб ба мазҳаби дигар мешуд.

Ҷомӣ вақте аз ҳаҷ баргашт, ин дарҳам-барҳамиро дида, ба ваҳшат афтод: қариб нисфи бошандагони шаҳр сиёҳпӯш буданд. Ба Ҷомӣ гуфтанд, ки Сайид Қосими Нурбахш ҳарфҳои асроромези падарашро шиори худ карда,

даъвои валигиву каромот ва олимӣ мекунад. Ҷомӣ, ки он ҳарфҳо (С, К, И, В, М)-ро медонист, рӯзе бо сайиди мазкур вохӯрда гуфт:

-Ин ҳарфҳоро мо чунин таъбир мекунем:

С- сафоҳат аст, ки дорӣ;

К- кибр аст, ки дорӣ;

И- иллати уҷб аст, ки дорӣ;

В- васваса аст, ки дорӣ;

М- маломат аст, ки дорӣ.

Сайид Қосими Нурбахш, ки бо Ҷомӣ кудрати баҳсу муқобилат надошт, гуфт:

-Ҳазрати султонӣ моро фармудаанд, ки ба мардум роҳ нишон диҳем, мо ба фармони муборaки он кас амал мекунем.

Ҷомӣ фурсати мувофиқ ёфта, ба мулоқоти Ҳусайни Бойқаро шитофт. Ҳангоми мулоқот подшоҳ бисёр изҳори хурсандӣ кард, ки дар шаҳр мардуми хушмазҳаб зиёд шуда, дар ин роҳ тоифаи нурбахшия хизматҳои арзанда мекунанд. Баъд ӯ ба Ҷомӣ ғазали туркии худро хонд, ки дар ҷавоби ғазали Ҷомӣ навишта шуда, аз ишқу тасаввуф ва нури маърифат баҳс мекард. Дар аснои суҳбат подшоҳ гуфт:

-Нур дар ин замон тоифаи нурбахшия аст, ки бо баракати анфоси худ мардуми ғофил ва ҷоҳилро аз залолат ва сиёҳӣ наҷот медиҳад.

-Ҳарчанд густохист, мо ба ин сухани олампаноҳ розӣ шуда наметавонем, ин тоифа на нурбахш, балки нурпахшанд, аз ин рӯ, ҳамаро дар сиёҳӣ меандозанд, бар замми ин, ҳамаи ин дағдағаву васвасаҳо мардумро ноором мекунанд ва агар кор ба ҳамин минвол давом ёбад, сайиди пурнакбат даъвои пайғамбарӣ хоҳад кард.

Ҷомӣ бо бурҳони зиёд сиёҳкории ин сайиди сиёҳпӯшро собит кард. Қисса кӯтоҳ, Ҳусайни Бойқаро дар маҷлиси серодаме баҳс орост. Шогирдони Ҷомӣ Сайид Қосими

Нурбахшро мулзам карданд. Ӯ шаби дигар ба тарафи Ироқ гурехт.

Мавлавӣ Ҷомӣ бо шеъру таълимоти худ ва бо сухану обрӯяш бо ин фиребгарон мубориза мебурд ва ҳамаи инро кам дониста, хост, ки барои ривоҷи илм, ки лашкари тавонотарини зидди ҷаҳолат аст, ҳиссаи дигар ҳам гузорад. Вай рӯзе муҳандисону кошигарон ва сангтарошону наққошони ҳунармандро ҷамъ карда, зиёфат дод ва пагоҳи он рӯз дар Хиёбон дар мавзеи харобаи ҳавзи Барфак ҷои муайяншудаи бинои мадрасаро ба онҳо нишон дод. Устоҳо ва бинокорон бо ҷидду ҷаҳд кори дар панҷ-шаш сол мешудагиро дар шаш-ҳафт моҳ анҷом доданд. Сабаби ин тезкорӣ дар он буд, ки дар биноҳои давлатӣ ва биноҳое, ки амалдорон месохтанд, мардум бо роҳи маҷбурӣ ва бемузд кор фармуда мешуданд, ки инро "бегор" мегуфтанд. Маълум аст, ки дар кори маҷбурӣ касе аз таҳти дил қувва сарф намекунад. Аммо дар сохтмони мадрасаи Ҷомӣ мардум на танҳо музд мегирифтанду серӣ таом мехӯрданд, балки медонистанд, ки дар ин қасри илм ҷавонони бекасу кӯ, камбизоат ва аз роҳҳои дуромада таҳсил карда, ротиба[10] ҳам хоҳанд гирифт. Ҳамаи ин корро метезонд. Худи Ҷомӣ ҳам бисёр вақтҳо дар ин сохтмон монанди муздурон доман барзада, ба устоҳо хишту лой медод. Навоӣ, Суҳайлӣ, Соғарӣ ва дигарон ҳам ӯро пайравӣ карда, барои ёрӣ додан ба ин сохтмон меомаданд.

Бино сохта шуд. Пештоқи он дар тарафи шарқ воқеъ гардида, даромадгоҳ аз ду тараф суфаҳои пастакак дошт. Дар тарафи ғарб масҷид, дар ду паҳлӯи он ду дарсхона сохта шуда, адади ҳуҷраҳо сиву панҷто буд.

Устоҳои гулдаст ва наққошон хишту санги ин биноро ба тарзи аҷоиб чида, пештоқу равоқ, тоқҳову деворро бо нақшу

---

[10] Ротиба – як навъ маош, идрорпулӣ.

нигор, резакориву гаҷбуриҳои зариф тазйин дода, наққошиҳоро бо кошию зарҳал ва лоҷувард оро дода буданд.

Кӯзагиҳо ва санги мармари сиёҳтоб ва шарафаҳо аз санги мармари кабудчаи ба сафедӣ бештар моил, ки ҳар дуро ҳам аз Ӯба меоварданд, бурида шуда, деворҳои атрофи дарвоза, даромадгоҳҳои масҷиду дарсхонаҳо ва бисёр ҷойҳои девори даруни масҷид ва дарсхонаҳо бо хатҳои маъқалӣ, сулс ва кӯфӣ тазҳибу оро дода шуда, дар тазйини баъзе нақши равоқҳо сангҳои сулаймонӣ ва яшм низ ба кор рафта буд. Дар пеши мадраса ҳавзанбори сарпӯшида сохта шуд, ки ба шукӯҳи мадраса шукӯҳ меафзуд.

Меъмору муҳандиси асосии мадрасаву ҳавзанбор Шамсиддини Сангтарош буд.

Ба муносибати тамом шудани бинои мадраса, ки дуюмин мадрасаи бо пули худ сохати Ҷомӣ буд, ӯ ба бинокорону устоҳо, калоншавандаҳову аҳли фазлу дониш зиёфати бошукӯҳе орост. Ҳама тухфаҳои гаронбаҳо гирифтанд. Ҷомӣ ба бино чашм давонда, худ ба худ меболид ва мегуфт: “Қудрати инсонро бубинед, ки аз як мушт гилу гаҷ чӣ гуна маъҷубе сохтанд?!” Маҳорати устоҳо ӯро шод мекард.

Ҷомӣ дере нагузашта, дар назди мадраса барои ранҷурону бемориони муҳтоҷ шифохона ва барои истиқомати мусофирон шабистон ҳам сохта, замини зиёдеро вақфи онҳо кард. Шарти вақф он буд, ки аз замини вақфшуда соҳиби он ва хешовандони ӯ ҳуқуқи истифода ва баргашта гирифтан надоштанд. Аммо соҳиби вақф метавонист, ки мутаваллӣ (коргузор) хоста гирад. Худаш ва авлодонашро мутаваллӣ таъин кунад, тарзу андозаи сарфро ба ҳар мақсаде муайян намояд. Ҳамаи даромади вақф, ба истиснои ҳаққи муздур, сарфи кормандон ва эҳтиёҷмандони мадрасаву хонақоҳ ё масҷид карда мешуд. Вақф боз чанд маҳдудиятҳои дигар дошт. Деҳқони муздур ё чоряккор наметавонист замини вақфро бештар аз ду сол иҷора гирад.

Киштзору боғоти зиёди асри Ҷомиро мулкҳои вақф ташкил мекард.

Дар мадрасаи Ҷомӣ чаҳор мударрис ва қариб ҳафтод толиби илм ҷойгир шуданд. Ротибаи шогирдон ва моҳонаи мударрисон аз даромади вақфи мадраса буда, дар ин мадраса асосан толибилмони бебизоате, ки аз атрофи Ҳирот, гӯшаву канори Хуросон, ҳатто аз Самарқанду Бухоро, Ҳисору Бадахшон, Табрезу Шервон, Бағдоду Ҳалаб ва ғайраҳо меомаданд, таҳсил мекарданд ва онҳо дар хондан чунон фидоӣ буданд, ки байни худ шиоре доштанд: “Толиби илм падару модар надорад, хешу табор надорад, ёру ошно надорад, кори дунёву охират надорад, балки худ ҳам надорад. Китоб ҳамаи ӯст ва ба даст овардани илм муроду мақсади аввалу охири ӯ”. Мударрисони мадраса дӯстони писандидаи Ҷомӣ буданд, ки дараҷаи дониш ва биниши онҳо ба талаби ӯ рост меомад.

Мадрасаи Ҷомӣ овозаи Хиёбонро боз ҳам зиёдтар кард. Агар одамон аз шаҳр ба Хиёбон меомаданд, аз дарвозаи шимолии шаҳр– Дарвозаи Малик мебаромаданд. Дар даромадгоҳи ин дарвоза бозори Чаҳорсавқ воқеъ буд, ки аз чор сӯи ҷаҳон корвонҳои пурматоъ ба он ҷо меомаданд ва колои Ҳиротро аз он ҷо ба Чину Мочин ва Руму Ҳабаш мебурданд. Берун аз дарвозаи шаҳр то Хиёбон коху кушкҳо, дӯкону корвонсаройҳо ва масҷиду хонақоҳҳои бисёр қомат афрошта буданд. Мавзеъи Мусалло дар шимоли шарқии шаҳр, ки онро Шоҳрух ва завҷааш Гавҳаршодбегим сохта буданд, чун тоҷи сари ин ҳама маъмураҳо хидмат мекард ва он дар аввали Хиёбон дар сари пули Инҷил буд. Мусалло иморатҳои хайрияи бисёр дошт.

Нақл мекарданд, ки аксари ин иморатҳоро аз рӯи тарҳи Устод Қавомиддини Меъмори Шерозӣ сохта будаанд. Боре Шоҳрух Мирзо дар болои тарҳи як иморат

бо ӯ баҳс ва ба ӯ эътироз мекунад. Меъмор эътирози подшоҳро намепазирад. Подшоҳ ӯро аз мулозимат ва муҳандисӣ дур мекунад. Устод Қавомиддин дар давоми як сол гӯшанишин шуда, тақвим тартиб медиҳад ва онро ба воситаи садр ба подшоҳ пешкаш менамояд ва Шоҳрух тақвимро писандида, меъморро ба назди худ мехонад. Чун меъмор ба пеши ӯ медарояд, Шоҳрух баъди пурсупос дар таҳсини ӯ мегӯяд:

Ту кори заминро накӯ сохтӣ,
Ки бо осмон низ пардохтӣ.

Алишери Навоӣ ҳам дар канори ҷӯи Инҷил соли 869/1465 як масҷиди ҷомеъ ва мадраса бино кард, ки дар тарафи шимоли он гунбади дорулҳифоз (хонаи ҳофизон) воқеъ гардида буд ва он ҷо қориёни хушовоз бо лаҳни зебо Қуръон тиловат мекарданд. Дар тарафи ҷануби масҷид бинои дигаре сохта шуда буд, ки дорушшифо (шифохона) ном дошта, байни он ва масҷид ҳавзе ҳам воқеъ гардида буд. Дар дорушшифо табибони моҳире мисли Қутбиддин Муҳаммад ибни Одам ва Низомиддин Абдулҳай кор карда, бенавоён ва мусофирону ғарибони дардмандро низ ба тарзи маҷҷонӣ муолиҷа мекарданд. Дар тарафҳои росту чапи мадраса ду манори мунаққаш сар ба фалак кашида буданд.

Ҳусайни Бойқаро, ки соли 842/1438-39 дар Хиёбон зоида шуда буд, баробари ба тахти Ҳирот нишастан ба меъморони донишвари пойтахти худ фармон дод, ки дар ин мавқеъ чаҳорбоғ бунёд ниҳанд. Ин чаҳорбоғ, ки бо иморату қасрҳо ва гулгашту боғоти дилкушои худ касро мот мекард, ба таъбири Ҷомӣ Боғи Ҷаҳонорой ном гирифт. Силсилаи ин иморатҳо ва боғу бӯстонҳо акнун то манзили Ҷомӣ мерасид ва онро бо шаҳр мепайваст.

Абдурраҳмони Ҷомӣ Хиёбон ва боғу роғи онро бисёр дӯст медошт. Вай дар ғазале гуфта буд:

Ҳадиси равза макун, Ҷомӣ, ин на бас моро,

Ки дар саводи Ҳарӣ сокини Хиёбонам.

Рӯзе ин шеъри Ҷомиро шунида, Мавлоно Муҳаммади Ӯбаҳии кордгар, ки табъи шеъргӯӣ дошт, гуфт:

-Ҳазрати Мавлавӣ Ҷомӣ Хиёбонро аз ҷаннат боло гузоштаанд ва ҳол он, ки Козургоҳ аз Хиёбон сарсабзтару обод ва сербоғу бӯстон аст.

Касе ба ӯ эрод гирифта буд:

-Ҳасад чӣ мебаред, агар тавонед, шумо ҳам Козургоҳатонро таърифкунед, аммо Козургоҳ -козургоҳ, яъне ҷомашӯйхона асту Хиёбон-хиёбон, яъне кӯчабоғи пургулу раёҳин.

Аз ин сухан Мавлонои мазкур ранҷида гуфт:

-Ном дигар асту асл дигар, бисёр дидаам, ки кӯронро Шаҳло, бадафтонро Зебо ва беаќлонро Олим ном ниҳодаанд... Шумо дар ҳаққи Козургоҳ беҳуда бадгӯӣ мекунед, мо мегӯем:

Насими хулду умри Хизр мебахшад, агар донӣ

Ҳавои дашти Козургоҳу оби Ҷӯи Султонӣ.

Соли 1475 хонадони Ҷомиро хурсандие рӯй дод. Вай писар ёфт ва кӯдакро Сафиуддин Муҳаммад ном ниҳоданд.

Навоӣ хабари писардор шудани устодашро шунида, бо чанде дӯстон барои муборакбод гуфтан худро ба он остон расонд. Дар суҳбат аз ҳар навъи назм сухан мерафт. Касе аз муаммоҳои Амир Ҳусайни Нишопурӣ хонд. Ҷомӣ аз он лаззати махсус бурда гуфт:

-Акнун маро аз муаммоҳои худ шарм меояд.

-Кадом навъи шеърро бештарареисандед? –пурсид касе аз Ҷомӣ.

-Шуарои пешин ҳар навъи назм-маснавию қитъа, рубоию ғазал ва қасида мегуфтаанд. Шуарои имрӯз бештар ҳама ғазал мегӯянд, -гуфт Ҷомӣ.

-Замони мо замони ғазал аст. Маснавию қасида, рубоиву қитъаро шуаро хеле кам мегӯянд. Кист, ки мисли Заҳиру Анварӣ қасида гӯяд? Кист, ки мисли Фирдавсию Низомӣ маснавӣ нависад? Кист? –гуфт Навоӣ.

-Шояд ба қасида гуфтан ҳоҷат набошад... Аммо маснавӣ...

Навоӣ эътирозомез ба сухан даромад:

-Қасида аз навъҳои беҳтарини шеър аст. Як “Дарёи аброр”-и Амир Хусрав ҷои сад девону достонро мегирад. Машҳур аст, ки худи Амир Хусрав гуфта будааст: “Агар аз ҳаводиси афлок ва навоиби рӯзгор тамоми назми ман, ки аз сад ҳазор байт бештар аст, аз сафҳаи замона маҳв гардаду ҳамин қасидаам монад, бароям бас аст, зеро, ки ҳар кас онро хонад, хоҳад донист, ки дар мулки назм тасарруф ва иқтидори ман дар чӣ мартаба будааст”.

Ҷомӣ чизе нагуфт.

Аҳли суҳбат баъди намози хуфтан пароканда шуданд.

Рӯзе аз рӯзҳои фасли зимистон Навоӣ ба назди Ҷомӣ омад ва арз кард, ки барои иҷозат ва худоҳофизӣ омадааст, подшоҳ ба Марв равон аст, мехоҳад зимистонро он ҷо гузаронад, фақир бояд бо ӯ равам.

-Роҳи сафед, сафарат нек гардад, Оллоҳу Акбар, -гуфта дасташро ба рӯ молид ва аз бағалаш чаҳор варақ коғази навиштаро гирифта, ба Навоӣ дароз кард ва илова намуд: -Дар ҷавоби “Дарёи аброр”-и Амир Хусрав қасидае гуфтем ва онро “Луҷҷат-ул-асрор” ном ниҳодем.

-Чӣ номи хуб, -гуфт ва онро бӯсида, ба чашм молид ва бо таъзим аз пеши устод дуртар рафта, ба асп савор шуд ва ба роҳ даромад.

Навоӣ то манзили Нуҳработ “Луҷҷат-ул-асрор”-ро чандин бор хонда, аз дил гузаронд, ки ин қасида аз қасидаи Амир Хусрав намемонад. Вай хеле хушҳол буд. Дар болои асп фикре ӯро печонд, ки дар ҷавоби қасидаи Ҷомӣ қасидае

бигӯяд. Вай матлаъро фикр карда ёфт ва баъди дар Нуҳработ манзил гирифтан он матлаъро навишта, ба воситаи пайке ба Ҷомӣ фиристод, ки агар писанд афтад, онро давом диҳад. Ҷомӣ дар руқъае он шоҳбайтро бо муболиғаи зиёд таъриф карда, таъкид намуд, ки албатта тамом бояд бикунӣ.

Навоӣ ба Марв расидан замон қасидаро давом дода, онро ба номи Ҷомӣ махсус кард ва "Туҳфат-ул-афкор" ном ниҳод. Баъд покнавис карда, ба Ҷомӣ фиристод.

Матлаи "Дарёи аброр"-и Амир Хисрав ин аст:
Кӯси шаҳ холиву бонги ғулғулаш дарди сар аст,
Ҳар кӣ қонеъ шуд бо хушку тар шаҳи баҳру бар аст.
Матлаи "Луҷҷат-ул-асрор"-и Ҷомӣ ин буд:
Кунгури айвони шаҳ, к-аз кохи Кайвон бартар аст,
Рахнаҳо дон, к-аш ба девори ҳисори дин дар аст.
Матлаи "Туҳфат-ул-афкор"-и Навоӣ чунин буд:
Оташин лаъле, ки тоҷи хусравонро зевар аст,
Ахгаре баҳри хаёли хом пухтан дар сар аст.

Ҷомӣ қасидаро хонда ин руқъаро навишта ба Навоӣ фиристод: "Ба тозагӣ қосиде расид ва қасидаи тозае расонид, шеър:

Чу ҳарфе чанд хондам з-онқасида,
Дили хосонаш андар қайд дидам.
Дар он асно чу шуд чашми басират
Кушода, ҷумла дилҳо сайд дидам..."

Ҷомӣ ба Навоӣ ба мукофоти қасида як кулоҳ, як яккабанд, боз чанд туҳфаи дигар фиристод.

Қасидаи "Туҳфат-ул-афкор" шуҳрат ёфт. Ҳусайни Бойқаро онро талаб намуда хонд ва таҳсин карда, бо киноя гуфт:

-Алишербек, тухфа муборак, қаблан шоирон ба амирон қасида менавиштанду амирон ба шоирон мукофот медоданд, акнун баръакс шудааст.

-Мақоле ҳаст: “Гоҳ аз пиру гоҳ аз мурид”,-гуфт Навоӣ.

-Аз инаш бехабар будем, муридӣ муборак!-гуфт Ҳусайни Бойқаро бо писханд.

Навоӣ дигар чизе нагуфт. Аммо дар сар хаёле мепухт, ки ба ин қасида ҷавоби дигаре нависад ва онро ба Султон Ҳусайни Бойқаро бахшад. Вай матлаи қасидаро навишта ба Ҷомӣ фиристод ва хабар дод, ки мехоҳад ба “Луҷҷат-ул-асрор” ҷавобияи дигар гӯяд.

Зимистони ин сол сербарф ва баҳорон серборону селбиё шуда, дар натиҷа бисёр киштзорҳо хароб гардид, ҷӯйҳо вайрон шуда, сел бурд. Ба шаҳру вилоят қаҳтӣ омад. Бар замми ин ҳукумат андозҳои зиёд андохта хонаи халқро фатарот кард. Дар Хуросон махсусан бадтар буд. Дар ин ҷо аз ғафлати Сонеӣ, ки вазорати Хуросонро ба ухда дошт, истифода карда, амалдорони ӯ дасти зулм ба моли халқ дароз карда, мулозимони ӯ бо дуздон ёр шуда аҳолиро ғорат мекарданд. Дар ҳамин вақт Ҳусайни Бойқаро аз фитнаи сарлашкарону ҳокимон ва хавфи ҳамсояҳои худ ба ваҳм афтода, барои лашкарро ба худ дилгарм кардан моҳонаи сипоҳиёнро зиёд намуд. Бар замми ин дар натиҷаи айшу нӯш ва бадхарҷиҳо хазина рӯз то рӯз холитар мешуд. Вай ба халқ боз андози иловагие бо номи ҳаволот муқаррар кард. Амалдорон ва андозчинони ӯ бо ваҳшоният охирин дороии халқро ситонда, кисаи худро низ пур мекарданд.

Ҷомӣ аз ин аҳвол ба танг омада, аввал ба назди Сонеӣ, ки шоир буда, бо ӯ ошноӣ дошт, рафт, ки чораи пешгирии ин зулмро андешад. Аммо вазири азхудрафтаи пулмаст гӯши маслиҳатшунавӣ надошт. Ин ҳолро дида, Ҷомӣ ба вазири аъзам Хоҷа Муиниддин арз ва аз ӯ илтимос кард, ки пеши ин ваҳшониятро гирад. Аммо вазири аъзам изҳори

аҷзу дармондагӣ кард, ки фармони подшоҳро иҷро накарда наметавонад. Ҷомӣ аз ҷавоби вазири аъзам ноумед нашуда, ба Навоӣ, ки ҳамроҳи подшоҳ дар Мурғоб буд, нома навишта, дархост кард, ки ба назди подшоҳ даромада, ҳақиқати ҳолро арза дорад ва ба он ноил гардад, ки андози вазнин бекор карда шавад.

Навоӣ баробари мактуби Ҷомиро гирифтан гаштаву баргашта онро хонда, ба чашмон молид ва ба назди подшоҳ рафта, арз кард:

-Ҳазрати Нуран (Навоӣ Ҷомиро фақат бо ин унвон ёд мекунад. –А.А) номаву пайғом фиристода, аз аҳволи бади раият ва зулму ҷаври андозчиён хабар дода, марҳамату шафқати олампанохро дар ҳаққи бечорагон хостаанд.

-Шумо ва ҷаноби устодатон дуруст аст, ки ғами фуқароро мехӯред, вале агар ба маслиҳати шумо равем, аз ин мардуми ношукр набояд, ки як фулус ҳам бигирем, -гуфт Ҳусайни Бойқаро. –Хазина холӣ, лашкар нимгурусна, хароҷоти инро кӣ мебояд кашад? –Халқ. Халқ барои хизмати подшоҳ аст, на барои кайфу сафои худ.

Ин ҷавоби дурушт Навоиро ранҷонд. Онҳо хеле баҳсу мунозира карданд, аммо подшоҳ илтимосу далелҳои ӯро ба таври қатъӣ рад кард. Аён буд, ки шоҳ барои ганҷу дороӣ аз бахри ёру дӯсти наздик ҳам гузар карда метавонад.

Баъди ин гуфтугӯ Навоӣ ҳис кард, ки Султон Ҳусайн ба ӯ дилсард ва маслиҳати ӯро намегирифтагӣ шудааст. Вай аз ин дар андеша афтода, муҳити дарборро барои худ рӯз ба рӯз ногувортар ва худро дар Марв ғарибу маҳҷур медид. Бештар вақти худро ба мутолиаи китобҳои гуногун ва иншои мактуб ба дӯстон мегузаронд. Дар яке аз номаҳо вай ба устодаш хабар дод, ки султон хоҳиши ӯро дар бораи бекор кардани андози ҳаволот ба инобат намегирад. Ҷомӣ аз ин ноумед нашуда, бевосита ба худи Ҳусайни Бойқаро нома навишта, ӯро огоҳонд, ки ба қавли ҳакими бузург Фисоғурс (Пифагор– А.А.), ки аз таҷрибаи рӯзгор натиҷа

гирифтааст, бедодии амир, ғафлати вазир, хиёнати дабир ва нафрини фақир мулкро хароб мекунад, бинобар ҳамин, агар ҳаволот, ки андози ғайришаръ аст, бекор карда нашавад ва пеши ҷавру зулми амирону вазирон гирифта нашавад, на танҳо халқи ба дод омада, балки мумкин аст, ки ҳатто рӯҳониён аз норизоӣ тадбири номатлубе андешанд, ки дар дурии подшоҳ аз пойтахт натиҷаи хуб нахоҳад дод. Ҳусайни Бойқаро, ки чандин шӯришу исёнҳоро дар хотир дошт, далелҳои Ҷомиро наметавонист ба инобат нагирад. Вай маҷбур шуд, ки на фақат андози ҳаволотро бекор кунад, балки баъдтар фармон дод, ки Сонеӣ ва чанд нафар андозчиёнро ба ҳабс гирифта, онҳоро дар қалъаи Ихтиёруддин ба зиндон партоянд.

Зимистони ҳамон сол Навоӣ ба Ҷомӣ номае навишта, илтимос кард, ки барои ӯ ҷое ёбад ва то омаданаш бифармояд, ки манзиле бино кунанд. Ҷомӣ барои Навоӣ аз даруни ҳавлии худ ҷой ҷудо кард. Дарвешҳоҷии Ирқбанд, ки аз чобуктарин боғбонони Ҳирот буд, аввали баҳор омада, он ҷо ниҳол шинонд ва гулу раёҳин корид. Ҷомӣ ба кори ӯ назорат мекард,барои ниҳоле ҷой нишон дода гуфт:

-Чинорро на дар он ҷо, балки дар ин ҷо, дар лаби ҷӯй шинонед, беҳтар аст.

Боғбон бо тундӣ:

-Дар он ҷо намешинонам, -гуфт.

-Чаро намешинонӣ? –пурсид Ҷомӣ.

-Аз раҷҷа берун аст. Пагоҳ чирик (лашкар) баргардад, Мири Шайхам, ки каси аз боғбонӣ воқифанд, онро дида эътироз мекунанд.

-Боғча аз они Шайхам не, моли Алишер аст, ӯ эътироз нахоҳад кард.

Боғбон на ба Ҷомӣ назар афганд, на сухани ӯро ба эътибор гирифт. Ҷомӣ аз ин якравии ӯ ба завқ омада, пастак-пастак хандида, ба ҳуҷраи кории худ даромад...

Аввали тобистон Навоӣ ба Ҳирот баргашта, даставвал ба зиёрати Ҷомӣ омад ва изҳор кард, ки аз муҳити дарбор дилгир ва аз сипоҳигарӣ мутанаффир шудааст ва мехоҳад аз хизмат берун шавад.

-Ҷиҳаташ чист? –пурсид Ҷомӣ.

-Подшоҳ, ба қавли ҷаноби худатон, гӯши маслиҳатшунавӣ надорад. Хадичабегим ӯро дар сари ангушт бозӣ медоронад, подшоҳ ҳар рӯз баъди намози пешин сар ба ҷоми шароб фурӯ мебарад ва то бомдод шаробу шоҳид талабида, ба лавҳу лаъаб мепардозад.

-Ин подшоҳони турк ҳама занпарастанд, худораҳматии Шоҳрух Мирзо ҳам аз дасти зан ба чӣ мусибатҳое дучор нашуд, -гуфт Ҷомӣ.

-Аз суҳбати ҷинси инсон дилгир шудаам, -аз оҳанги сухани Навоӣ як дунё ҳасрату афсӯс ҳувайдо буд.

-Киро инсон хаёл мекунӣ, ба мо онро бинмой? Намеёбӣ. Аммо, -суханро давом дод Ҷомӣ, -барои рафоҳияти мардум аз худ мебояд гузашт, албатта мард бо мансаб бузург ва шариф намегардад, вале мард метавонад мансабро бузург ва шариф гардонад.

Навоӣ хост эътироз кунад. Ҷомӣ ӯро сухан гуфтан намонд:

-Ҳоҷати эътироз нест, мефаҳмам чӣ мехоҳӣ бигӯӣ. Бояд бидонӣ, ки агар ҳар бор подшоҳро ба амри хайре водор кунӣ, савоби азим меёбӣ. Султон Ҳусайн мизоҷи тунд дорад, аммо беҳуда нагуфтаанд, ки сухани нек сайёди дилҳост, дили ӯро бо суханони мулоим ва ҳикматомез нарм бояд бикунӣ. Дар ин дунё ба каси оқил рӯзи беҳӣ нест.

Навоӣ донист, ки Ҷомӣ муқобили истеъфои ӯст. Ноилоҷ ба такдир тан дод. Аммо фикри истеъфо ҳеҷ аз хаёли ӯ дур намерафт.

Писари Ҷомӣ Сафиуддин Муҳаммад, ки яксола буд, бемор шуд. Ҷисми наҳифи кӯдак дар таби муҳлик месӯхт. Ба

ҳоли кӯдак нигариста, дили Ҷомӣ реш-реш мешуд, чун падари доғи фарзанддида хун мегирист, боз чашм ба тифли маъсум дӯхта, аз доду фарёд базӯр худдорӣ мекард ва маҳин-маҳин аз қаъри дил нолаи ҷонсӯз мебаровард:

Беоб шуд аз таб вараќи насринат,
Бетоб зи табхола лаби ширинат.
Ту хуфта ба сони чашму ман чун абрӯ,
Бо қадди хамида бар сари болинат.

Дере нагузашта, кӯдак вафот кард. Марги фарзанд падари 62-соларо дар оташи ғаму андӯҳ гудохт. Аммо ӯ мисли ҳезуми тар дарун-дарун сӯхта, ғаму ҳасрати худро зоҳир намекард.

Хабари фавти Сафиуддин Муҳаммадро шунида,Навоӣ, ки дар шаҳр буд, барои таъзия ба хизмати устодаш раҳсипор шуд. Дар роҳ Суҳайлӣ ва баъдтар боз чанд нафар дӯстонаш вохӯрда, аз сурати ҳол воқиф гардиданд ва ба ӯ ҳамроҳ шуданд. Ҳама ба хидмати Ҷомӣ расиданд. Дар хонаи ӯ ҷамъе аз акобиру ашроф нишаста буданд. Шукӯҳи маҷлис аз азодорӣ осоре надошт. На Навоӣ ва на каси дигар ягон сухане, ки ба таъзият далолат кунад, гуфта натавонистанд. Фурсате гузашт. Навоӣ басе хиҷолатзада гардида, дар ҷустуҷӯи калимаҳои муносибе шуд, ки таърих бигӯяд. Якбора ба забонаш омад: “бақои ҳаёти шумо бод”. Ҳисоб карда дид, ки 880 шуд, яъне як кам буд. Барои эҳтиёт боз як бор ҳисоб карда баромад ва барои ба даст омадани таърихи матлуб ки 881 (1476 милодӣ) буд, ба ҷои калимаи “бод” “бодо”–ро гирифт ва ин иборатро ба рӯи коғаз навишта, болои он рақами 881-ро гузошта, ба Ҷомӣ рӯ овард:

-Ҳазрати устодӣ, дар урфият мегӯянд, ки аз тан шох равад, ҳарчанд бори ин мусибат гарон бошад ҳам, сабр

мебояд, аз Худованд умед дорем, ки танаи дарахти умратон бегазанд ва бақои ҳаёти шумо бодо, боз худаш фарзанд медиҳад, -гуфта коғазро ба ӯ дароз кард ва аз Ҷомӣ илтимос намуд, ки ин иборатро дар навиштани таърихи фавти кӯдак истифода кунад.

-Мо ин таърихро ба силки назм мекашем, -гуфт Ҷомӣ.

Худи ҳамон бегоҳ Ҷомӣ онро ба риштаи назм кашид:

Гули бӯстони латофат Сафӣ
Чу шуд сӯи ҷаннат зи боғи фано,
Азизе паи пурси таърих гуфт,
Ки “бодо бақои ҳаёти шумо”.

Шоир сӯзу гудози қалби худро дар марсияи таркиббанде баён кард:

...Рехтӣ хуни дил аз дидаи гирёни падар,
Раҳм бар ҷони падар н-омадат, эй ҷони падар!
Сад раҳ аз дасти қазо сина ба нохун кандӣ,
Гар наяфтодӣ аз ин рахна дар имони падар.
Навбаҳор омаду гулҳо ҳама рустанд зи хок,
Ту ҳам аз хок баро, эй гули хандони падар!
Ҷони худ бидҳаду ҷони ту иваз бистонад,
Гар бувад қобизи арвоҳ ба фармони падар.
Шуд маро дида чу Яъқуб, Худоро, бифирист
Бӯи пироҳанат, эй Юсуфи Канъони падар.
Ҳамчу гул гар бизанад чок гиребони ҳаёт,
Дасти хори сари хоки тую домони падар.
Хоб дидат, ки дили ҷамъ парешон кардӣ,
Рост шуд оқибат он хоби парешони падар.
Чун касе нест, к-аз ӯ сурати ҳолат пурсам,
Бахри таскини дили худ зи хаёлат пурсам.
Зери гил, тангдил, эй ғунчаи раъно, чӣ кунӣ?

Бе ту мо ғарқа ба хунем, ту бе мо чунӣ?
Силки ҷамъияти мо бе ту гусастаст зи ҳам,
Мо, ки ҷамъем, чунинем, ту танҳо чунӣ?
Бар сари хоки туам, эй ки аз ин пеш маро
Будаӣ тоҷи сар, имрӯз таҳи по чунӣ?
Бе ту дар рӯи замин танг шуда бар ман ҷой,
Ту, ки дар зери замин сохтаӣ ҷо, чунӣ?
Мешавад дидаи бино зи ғуборе тира,
Зери хок омада, эй дидаи бино, чунӣ?
Хӯрд ғамҳои туам, ваҳ, ки хаёли ту гаҳе,
Менапурсад, ки дар ин хӯрдани ғамҳо чунӣ?
Рӯ ба саҳрои адам тофта аз шаҳри вуҷуд,
Ман дар ин шаҳр малулам, ту ба саҳро чунӣ?
Гарчӣ ҷону дилам аз новаки ҳиҷрон хастӣ,
Ба сабукрӯҳӣ аз ин вартаи ҳирмон растӣ!...

Ҷомӣ бо тамоми фаъолияти адабӣ, сиёсӣ ва ҷамоатии худ он фикреро тарғиб мекард, ки адлу инсоф дар мамлакат устувор бошад. Ӯ талқин мекард, ки шоҳи одил маҳбуби мардум буда, агар подшоҳ адолатпеша бошад, раият ҳам некандеша хоҳад шуд. Вай ба подшоҳони золими давраш хитоб мекард:

Эй, ки дар тоҷу нигин дорӣ рӯй,
То ба кай тоҷу нигин хоҳад монд?!
Мулки ҳастӣ ҳама тай хоҳад шуд,
На замону на замин хоҳад монд!
То тавонӣ, ба ҷаҳон некӣ кун,
К-аз ҷаҳон бо ту ҳамин хоҳад монд!

Дар ҳамин айём рӯзе аз рӯзҳои соли 1476 Ҷомӣ бо муридон ва шогирдону дӯстонаш нишаста, аз маориф ва

дақоиқи аҳли ирфон суҳбат мекард. Ҳамин дам Навоӣ даромад. Вай баъди салому алайк гуфт:

-Устод, бандаро ба муридӣ қабул намоед, -дар сухани ӯ оҳанги илтиҷо ва аз симояш парешонӣ ҳувайдо буд.

Ҷомӣ чизе гуфта натавониста, дасти инобат ба ӯ дароз кард. Аз ин ишорат Навоӣ чунин башорат гирифт, ки устод шогирди худро ба муридӣ пазируфта, расман пешво ва падари рӯҳонии ӯ гардид.

Ба муносибати ворид шудани Навоӣ ба фирқаи нақшбандия Ҷомӣ бо шогирдон ва дӯстони худ қарор дод, ки рӯзе ба саёҳати дашту даман бароянд. Онҳо канори рӯди Молонро интихоб карданд, ки он дар якфарсангии шаҳр воқеъ буд. Ҷомӣ дар рӯзи ваъдашуда ҳамроҳи Камолиддини Беҳзод, ки ҷавони 22-23 сола буд, омаданд.

Ҷӯши баҳор буд. Табиат бо тамоми қудрат ва камоли эъҷоз ҷилванамоӣ мекард. Мурғон дар наво буданд. Ҷомӣ ва ҳамроҳони ӯ аз таровати баҳор ва ҳусни табиат ҳарисона лаззат мебурданд. Боронаки маҳин борид. Вале хуршед аён буд. Борон монд. Сахро атрогин гашт.

-Чӣ дилрабост ин манзара, -гуфт Ҷомӣ.

-Нақши “Аржанг”-и Монӣ, -гуфт Беҳзод.

-Наққоши нигорхонаи Чин, -гуфт Ҷомӣ, -лекин афсӯс, баҳористоне, ки имрӯз дар он булбул наво мехонад, обшор нағма мекунад, аз офтоби ҳодисаҳо месӯзад ва аз тундбоди айём хазон мегардад ва аз ин ҳусни оламоро нишоне намемонад, ҳама чиз дар ин дунё ҳамин хел зудгузар ва бебақост.

-Чӣ бояд кард? –савол дод Беҳзод.

-Баҳорро, ки аз нафаси он бадан ҷон мегираду дил сурур, ғанимат дониста,чунон аз он баҳраманд бояд шуд, ки файзу баракати он то баҳори оянда расад, ҷавонию умр ҳам баҳор аст, аз ин рӯ баҳору ҷавонию умрро ғанимат

шумурдан ва дар ин фасл тухме дар мазраи ҳастӣ коштан зарур аст.

Баъд Ҷомӣ аз Беҳзод хоҳиш кард, ки ин манзараи зеборо бо мӯқалам дар коғаз ҷон бахшад. Беҳзод розӣ шуд. Онҳо оҳиста-оҳиста ба пеш қадам мемонданд. Ҷомӣ ба осмони сабзгун ва абрпораҳои давон нигариста, зери лаб чизе мегуфт.

-Оё устод шеър мегӯянд? –пурсид Беҳзод.

-На, -ҷавоб дод Ҷомӣ, -нармии табиати баҳорро мебинаму меҳрубонии модар ба ёдам меояд. Беҳуда ҳам ҳакимони қадим заминро чун модари мушфиқ напиндоштаанд. Агар таваҷҷуҳ намоед, мебинед, ки замин ҳам ҳамаро фурӯ бурда, барои тифлонаш ғизо медиҳад, -Ҷомӣ аз замин як барги гиёҳро канда ба даҳон андохт.

-Чӣ некӯ фармудед, устод, алҳақ ин гуфтор худ шеър аст, -гуфт Беҳзод.

-Зебоӣ ҳамеша дили шоирро ба туғён меорад ва боиси эҷоди шеъри нав мешавад, гӯё як-ду байт ҳам ба хаёл меояд.

-Шунавем, мумкин аст?

-Ҳанӯз носанҷида, вале майли шумо, марҳамат, бишнавед:

Абри найсон соябон бар торами гардун задаст,
Лола чатри лаъл бар фарши зумуррадгун задаст.
Бар ҳарири нилгуни об ҳайронам, ки бод
Сад ҳазорон нақшро бе дасту беафсун задаст.

Ҷомӣ ба осмону абр, лолаву сабза, обу бод ишорат карда, шеърро ниҳоят пуртаъсир хонд. Чеҳрааш мисли гулҳои баҳорӣ механдид.

-Баҳ-баҳ, чӣ олиҷаноб, -изҳори таҳсин кард Беҳзод ва гуфт: -Аз ин манзара ҳазор бор пурҷозибатар.

Бо ин гуфтору ин рафтор ҳамроҳон ба манзили суҳбату истироҳат пешбинишуда расиданд, ки он ҷо

дӯстони дигар бо сардории Навоӣ аллакай мунтазири онҳо буданд. Ёрон дар канори наҳр нишаста буданд.

Фардои рӯзи дигар Навоӣ ба хизмати Ҷомӣ расид. Ҷомӣ гуфт:

- Котиби таърифӣ ин китобро ба тарзи ғарибе навиштааст, гӯё ба зимма гирифта бошад, ки мисрае бе ғалат набошад, дар баъзе ҷоҳо як-ду байт ва гоҳе бештарро партофтааст, ҳол он ки котибро хазинадори махзани сухан мегӯянд.

Навоӣ чанд байтро мулоҳиза карда гуфт:

- Агар бо қалами муборак ислоҳ меёфт, боиси хушнудӣ мешуд.

Ҷомӣ илтимоси Навоиро пазируфта, ғалатҳои берун аз ҳадду ниҳояти китобро ислоҳ намуд ва дар охири он ин қитъаро навишт:

Хушнависе чу орази хубон<br>
Суханамро ба хатти хуб орост.<br>
Лек ҳар ҷо дар ӯ зи саҳви қалам<br>
Гоҳ чизе фузуд, гоҳе кост.<br>
Кардам ислоҳи он ба хатти хеш,<br>
Гарчи н-омад чунончи дил мехост.<br>
Ҳар чӣ ӯ карда буд бо суханам,<br>
Бо хати ӯ қусур кардам рост.

Сарнавишти ин китоб ва котиб аҷиб аст: баъди ин воқеа Мавлоно Абдусамад, ки котиби ӯ буд, хаттотӣ ва шоириро тарк карда, ба касби коғазгарӣ ва сиёҳисозӣ машғул шуд. Баъди ду-се сол подшоҳи Ироқу Озарбойҷон Султон Яъқуби Оққуюнлу (1479-1490) аз Навоӣ китобе талабид. Навоӣ ин китобро, ки дар ҳар мисраъ қалами Ҷомӣ ба расми ислоҳ сар даровардa буд, чун беҳтарин китоби хазинаи худ хост ба Табрез фиристад ва кайфияти болоро ба шарҳаш дар мактубе навишт. Ин интихоб

тасодуфӣ набуд, зеро Султон Яъқуб аз мухлисон ва дӯстони ғоибонаи Ҷомӣ буд.

Барои сафорат яке аз шарикдарсони қадимии Ҷомӣ Камолиддин Ҳусайн муқаррар шуд. Вақте вакилони Ҳирот ба Табрез расиданд, Султон Яъқуб онҳоро бо эъзоз пазироӣ карда, ҳангоми суҳбат аз рӯи расми меҳмондорӣ аз Камолиддин Ҳусайн пурсид:

-Оё дар ин сафари дуру дароз хаста ва малул нашудед?

-Моро дар роҳ мусоҳибе буд, ки малолат дар перомуни хотир намегузашт, -ҷавоб дод сардори вакилон.

-Кӣ буд он мусоҳиб? –боз пурсид султон.

- Девони мағруби Ҳазрати Мавлавӣ Ҷомӣ, ки муқарраби султонӣ амир Алишери Навоӣ барои ҷанобашон фиристоданд, -Камолиддин Ҳусайн бо ин сухан китобро бо виқор ва намоишкорона ба Султон Яъқуб бурда дод ва суханашро идома дод: -дар роҳ ҳар гоҳ андак малолате даст медод, бар он китоб рӯй меовардем ва он тамоми ғубори хотирро мезудуд.

Султон Яъқуб унвони китобро кушода, дар ҳайрат афтод, вароқе чанд тез-тез гардонд ва чеҳраашро турш карда гуфт:

-Шумо шояд на девони Ҷомӣ, балки "Футуҳоти Маккӣ"-ро хонда бошед? -Вай бо ин савол китобро ба Камолиддин Ҳусайн бозгардонд. Бечораро ҳолати ногуворе даст дод, арақи хиҷолат сару баданашро пахш кард, замин накафид, ки дарояд, зеро маълум шуд, ки вақте ӯ китобҳоро аз китобдори Навоӣ мегирифтааст, ба ҷои нусхаи девони Ҷомӣ нусхаи китоби Ибн-ал-Арабӣ "Футуҳоти Маккӣ"-ро, ки дар муқова ва ҳаҷм ба девони Ҷомӣ шабоҳат доштааст, гирифта оварда буд.

Навоӣ баъд аз чанде ба воситаи Мавлоно Соҳиби Доро он нусхаи девони Ҷомиро ба Султон Яъқуб фиристод. Вай хонда, ба василаи мактубе изҳори миннатдорӣ кард.

Ба ҳамин тариқ, шуҳрати Ҷомӣ меафзуд. Аммо худи ӯ аз худаш розӣ набуд. Навиштаҳояш ӯро қонеъ намекарданду тадбирҳояш натиҷаи дилхоҳ намедоданд. Ӯ ноумед нашуда, пайваста тадбирҳои нав ба нав меҷуст.

## АЙЁМИ САМАР

Марги бародару фарзандон ҷисми хароби шоирро харобтар карда, қомати ӯро хамонда, ба дандонҳояш рахна афганд, чашмонаш хира шуд. Аммо иродату ҳиммати ӯ заррае накост, вай ба даст асо гирифт, то қоматаш рост шавад, бар чашм шишаи фарангӣ монду навиштанро давом дод, зеро ӯ сухани китобиро чун аслиҳа барои ҳифзи кохи адолат, чун софкунандаи синаҳои мардум аз ҷаҳлу ҳасад, кароҳат, чун доруи нармкунандаи дилҳои сангини золимон ва бераҳмон, чун машъали фурӯзони дониш баргузида буд. Вай илму фарҳангро сайд мегуфту китобатро қайд, яъне дом. Даставвал ӯ девони дар панҷоҳсолагӣ мураттабкардаву ду бор такмилдодаашро бо тамоми ғазалу қасида, қитъаву рубоӣ, мураббаъу марсияҳо ва таркиббанду тарҷеъбандҳои баъд навиштааш боз як бори дигар аз назар гузаронда, аз сари нав девоне тартиб дод, ки қариб даҳ ҳазор байтро ташкил карда, аз як худи ҷинси ғазал бештар аз ҳазор намунаи ин навъро дарбар мегирифт. Бо он девон Ҷомӣ дар радифи бузургтарин сухансароёни адабиёти форсу тоҷик қарор гирифт. Дар муқаддимаи ин девон Ҷомӣ навишта буд:” **Самараи шаҷараи офариниш, балки шаҷараи самараи донишу биниш сухан аст**”.

Камолоти эҷодии Ҷомӣ дар 62-солагӣ фаро расида, 15 сол давом меёбад: Ӯ як асар аз паси дигар, як маснавӣ аз паи маснавии дигар ва як рисола аз паи рисолаи дигар

менавишт. Аҷобати кор боз дар он буд, ки баъзе асарҳоро Ҷомӣ бо як илтимос барои дӯстони худ менавиштааст.

Ҷомӣ мисли пештара расман дар ягон мансаби дарборӣ хизмат накунад ҳам, аз хонаи худ истода дар ҳаёти сиёсии мулк иштирок варзида, ба корҳои давлатии Навоӣ ва баъзе вазирони дигар раҳнамоӣ мекард, бо подшоҳи кишвар Султон Ҳусайни Бойқаро дар хусуси ба мансабе бардоштани ин ё он шахс маслиҳат медод ва гоҳе ба миён даромада ин ё он амалдори золиму ҳаромхӯрро аз мансаб мефуровард.

Навоиро бидуни ихтиёраш боз ба дарбор кашида, соли 1479 ҳокими пойтахт – шаҳри Ҳирот таъин карданд. Дар мамлакат баъди подшоҳ ҳокими Ҳирот каси дуюм ҳисоб мешуд. Ба ин нигоҳ накарда, Навоӣ мисли пештара бо Ҷомӣ дӯст ва ҳаммаслак буд. Ҷомӣ гоҳ–гоҳе ба хонаи ӯ омада, дар ҳар хусус ба вай суҳбат медошт, нуктаҳои торики китобҳоро тавзеҳ медод, ба пурсишҳои шогирди олиқадраш ҷавоб мегуфт, аз дидаву шунидаҳои ӯ огоҳ гардида, худ ҳам баҳра мегирифт. Аксар ба муносибати ташрифи Ҷомӣ дар манзили Навоӣ маҳфили шеър ва маҷлиси созу суруд ташкил меёфт.

Имрӯз ҳам Ҷомӣ ба даст асо гирифт ва аввалин нусхаи рӯйнависшудаи девонро ба бағал карда, ба роҳ баромад.

Вақте ба манзили Навоӣ расид, баъди салому алайк ва ҳолҷӯӣ пурсид:

–Аҳволи кишвар чӣ навъ?

–Мулк хароб, подшоҳ сар аз кӯзаи шароб намебардорад, агар каме ба худ ояд, ба шикору кафтарбозӣ машғул мешавад, кӯчаҳо пури авбошу лавандони бадкирдор, мардум гирифтори ахлоқи разила, аҳли дарбор пойбанди ришваситонӣ, хазинаи мулк холӣ, - бо сӯзу ҳасрат ҷавоб дод Навоӣ. - Аз қилу қоли замона ба танг омадаам.

–Нафс – ғолиб, нафс касро ба шаҳвату ҳирс мебарад, ки инсифати бад ҳамагонро нашояд, вале ин сифатҳо билхосса подшоҳонро зишт аст, зеро шаҳвату ҳирс ва бозиву мастӣ онҳоро аз мулку халқ дар ғафлат медорад ва боиси заволи салтанати онҳо мешавад. Пеши ин разолатро гирифтан лозим, чорае ҷӯед, аз подшоҳони пешин ҳикоят оред, бо забони рамзу киноя панд диҳед, шумо мутасаддӣ ҳастед, - гуфт Ҷомӣ.

–Дуруст мефармоед, устод, аммо “ табъи латифи султон тоби сухан надорад ”,- гуфт Навоӣ ва изҳор кард, ки гунаҳгорон як сӯ мемонанду ба баҳонаи ятимиву авбошӣ одамони бегуноҳро ҷазо дода, якеро мех ба дӯш мезанаду дигареро дасту гӯш мебуранд, ҳатто баъзеҳоро бо дами оҳангарӣ бод ба шикам медаманд! Магар разолату ваҳшоният аз ин мегузарад?!

Ҳар ду сукут варзиданд.

-Ба замми ин, -гуфт Навоӣ,- подшоҳ ба Қундуз лашкар кашиданист.

- Ба манъи ин юриш саъй намоед, аз дидани деҳаҳои вайрону киштзорҳои поймол ба ҷон расидаем, аз оҳи беваю бечораҳо гӯши фалак кар шудааст,- таъкид кард Ҷомӣ.

- Хеле саъй кардем, аммо подшоҳ гӯши шунидан надорад, чунон дилгир шудаам, ки намедонам сарамро ба куҷо занам,- гуфт Навоӣ.

- Сарро ба ҷое задан суд надорад, донишу хирадро ба кор баред, агар зарур ояд, подшоҳро аз оҳи мазлумон ва шӯру исёни халқ тарсонед.

- Ҳамаи ин дар пеши як хоҳиши малика Хадичабегим ҳеҷ аст. Улёҳазрат мехоҳанд, ки шавҳарашон подшоҳи ҳафт кишвар бошад.

- Агар ба суханони шумо нафуроянд, ба мо гӯед,- гуфта ба ин муколима хотима дод Ҷомӣ.

Бегоҳ мухлисон ҷамъ омаданд, суҳбати дилкаше баргузор шуд.

Дастаи созандаву навозандагон чанд бор навбатро дигар карданд.

- Чаро устод Шоҳқулӣ наменамояд, магар бемор аст? – пурсид Ҷомӣ ва илова кард: - Ғижжаку удро зиёд касон менавозанд, аммо қобузро кам, устод Шоҳқулӣ дар ин ҳунар ягонаи замон аст.

Яке аз ҳозирон гуфт:

-Вақтҳои охир Шоҳқулӣ аз худ рафта, машқ намекунад, нағамоти ӯ ҳама бетаъсир шудааст, ҷаноби Мир ӯро сарзаниш карда, аз маҷлиси худ ронданд.

- Рондан осон, тарбиятт кардан душвор, ин мардуми ҳунарӣ бисёр нозук ва муҳтоҷи навозишанд,- гуфт Ҷомӣ.

- Ноаҳлро тарбият аҳл намекардааст, устод,- гуфт Навоӣ бо оҳанги афсӯс ва афсурдагии хотир.- Аммо Хоҷа Ҳасан каси дигар аст, аз сараш динору дирҳам резанд, меарзад.

- Ҳар гулро бӯе, Хоҷа Ҳасан Хоҷа Ҳасану устод Шоҳқулӣ устод Шоҳқулист,- ба қавлаш устувор истод Ҷомӣ.

Дар худи ҳамин маҷлис бо илтимоси Ҷомӣ Шоҳқулиро оварданд. Вай тавбакунон аз дар даромад. Нолаи қабузи ӯ дилҳоро об мекард. Мисли он ки баъди тулӯъи офтоб чароғҳоро хомӯш мекунанд, бо омадани Шоҳқулии чирадаст созандагону навозандагони дигар даст аз навохтан боздоштанд. Шоҳқулӣ менавохту Мақсудалии раққос арғушт мерафт. Фақат дар поёни маҷлис бо хоҳиши Шоҳқулӣ дигарон бо созу суруд пардохтанд. Дар фуроварди ин саҳнаи пурҷозиба Ҷомӣ даст ба сина ва ангушт бар дида ниҳода гуфт:

- Боракаллоҳ! Навоӣ баъди лаҳзае ба ёрон хабар дод, ки устод девони худро боз аз нав мураттаб ва мукаммал кардаанд. Ҳамаро хурсандӣ фаро гирифт. Ӯ аз Мавлоно Ҳусайн Воизи Кошифӣ хоҳиш кард, ки шеъре чанд аз он бихонад.

Кошифӣ аслан сабзаворӣ буда, ҳашт-нуҳ сол пеш дар замони Абӯсаид ба Ҳирот омада, дар Хиёбон ба суҳбати Ҷомӣ расида, аз он вақт боз дар маҷлисҳои Ҷомӣ ва Навоӣ аз иштирокчиёни доимӣ буд. Вай нуҷумдону нависанда ва хушхат буд, аммо дар воизӣ ӯро хурду калон мешинохтанд. Ӯ овози бисёр хуш ва савти басе дилкаш дошта, дар ваъзу насиҳатҳояш таҳлили масъалаҳои сиёсӣ, адолату эҳсон ва таълими ахлоқу одоби ҳамидаро ба миён гузошта, аввалҳо танҳо рӯзи чоршанбе дар Масҷиди ҷомеъ ваъз мегуфт. Баъдҳо сабоҳи рӯзи ҷумъа дар доруссиёсати султонӣ, ки дар сари Чорсӯ буд, ба ваъз машғул шуда, баъд аз адои намози ҷумъа дар масҷиди ҷомеъи Навоӣ ба ин кор шуғл меварзид, рӯзи шанбе дар мадрасаи султонӣ ваъз мегуфт ва рӯзи чаҳоршанбе дар сари мазори Пир Муҷарради Хоҷа Абӯвалид ба ин амр вақтҳои охир маҷбур шуд, ки рӯзҳои панҷшанбе ҳам маҷлиси ваъз муқаррар кунад. Аҷибаш он буд, ки Кошифӣ дар сухан гуфтан ҳеҷ гоҳ бешавқ ва дилсард намешуд ва суханони ӯ гӯшнавоз буда, воиз ҳамеша аз каломи шоирону ҳакимон далелҳои нишонрас меовард ва нақлҳои дилангез мекард. Кошифӣ соҳиби таълифоти зиёд буда, асарҳои ӯ “Анвори Суҳайлӣ”, “Тафсири Ҳусайнӣ” ва “ Футувватнома” баъдҳо басе машҳур гардиданд.

Бо хоҳиши Навоӣ Кошифӣ бо овози хушу дилкаш қасидаи “Шайбия”- ро аз он китоб хонд, ки саропо дарду алам буда, ҳамчу номаи шикоят ва эътироз аз ҳаёту ҷамъият садо дод:

Сафед шуд чу дарахти шукуфадор сарам
В- аз ин дарахт ҳамин меваи ғам аст барам.
Ба ҳам шукуфаю мева кӣ дид? Турфа, ки ман
Шукуфаро нигарам бар дарахту мева хурам.
Шукуфа дер напояд, шигифт аз он дорам,
Ки дам ба дам зи замона шукуфаноктарам....

Вақте қасида ба охир расид, аз ҳар тараф нидоҳои таҳсин баланд шуд. Махсусан, Навоӣ қасидаро баҳои баланд дод.

Оид ба услуби қасида баҳс авҷ гирифт. Гурӯҳе гуфтаи Навоиро тарафдорӣ карданд, вале баъзеҳо фикри ӯро муболиға донистанд. Ҷомӣ ба баҳс ҳамроҳ нашуда, гуфтори ҳозиронро бо таҳаммул мешунид.

Чанд рӯз гузашт. Дар ин муддат хабари аз нав тартиб ёфтани девони Ҷомӣ дар шаҳр паҳн шуд. Дӯстон шоирро табрик мекарданд. Чоштгоҳе аз куҷое Соғарӣ расида омад. Баъди салому алайк “ Худо ёр, азизон мададгор” гуфта ба расми дуо даст бардошт. Ошуфта ва парешонҳол менамуд. Ҷомӣ сабабашро пурсид. Соғарӣ  гила оғоз кард:

- Ман ходими деринаи ин остонам ва шумо дар девони нави худ қитъае фармудаед, ки дар тамоми шаҳр овоза шуда ва мардум бар ман мехонанд ва механданд ва ин қитъа маро расвои олам сохт.

Соғарӣ шоире буд бадшеър, шӯридаҳол, содалавҳ, вале ба Ҷомӣ иродатманд буд ва аз ин рӯ гоҳ-гоҳе Ҷомӣ бо ӯ мутоиба мекард. Ҷомӣ дар шаъни ӯ қитъае гуфта буд:

Соғарӣ мегуфт: Дуздони маонӣ бурдаанд
Ҳар куҷо дар шеъри ман маънии рангин дидаанд.
Дидам аксар шеърҳояшро, яке маънӣ надошт,
Рост мегуфт, он ки маъниҳошро дуздидаанд.

Манзури Соғарӣ ҳамин қитъа буд. Аммо Ҷомӣ барои осори кудуратро аз дили ӯ баровардан бо нармӣ гуфт:

-Мо гуфтаем “шоире мегуфт”, котибон ва зарифони шаҳр дар он тағйироте даровarda ба тасҳиф[11] Соғарӣ сохтаанд.

---

[11] Дар навишти арабӣ махраҷи ҳуруфи “шоире” ва Соғарӣ” як хел аст, агар танҳо нуқтаҳои “шин” бардошта шавад ва нуқтаи болои “ъайн” афтад, “шоире” – “Соғарӣ” мешавад. Тасҳиф ҷои нуқтаро дигар кардан аст.

Ҷомӣ чанд рӯз пас барои дидори дӯсташ Ҳоҷа Аҳрор озими Самарқанд шуд. Вай пеш аз сафар ба бозор рафт. Одамон аз ҳаққимардумхӯрии даллол Қанбаралӣ ба ӯ шикоят карданд. Ҷомӣ таваққуф накарда ба ҳокими шаҳр – Навоӣ мактуб навишта, илтимос кард, ки мардумро аз шарри Қанбаралӣ эмин гардонад.

“Баъд аз арзи ниёз маъруз он, ки Қанбаралӣ ном шахсест дар миёни даллолон, ки бисёре аз тоҷирони мақбулулқавл ба шарорат ва баднафсии ӯ ахбор кардаанд ва ин фақир низ аз баъзе туҳматҳо, ки дар ҳаққи мусулмонон кардааст, вуқуф дорад ва ба таҷдид аз вай дар ҳаққи доранда, чунон ки ба арз хоҳад расид, мегӯянд амре воқеъ шудааст, ки муштамил аст бар анвоъи ношоист. Илтимос он, ки холисан ли ваҷҳуллоҳ ва истидоматан ли давлат - ил- ҳазрат- ил султония аъизаллоҳу таъоло ансораҳу навъе созанд, ки дасти вай аз мусулмонон кӯтоҳ шавад ва аз шарри вай эмин шаванд.

Тавфиқ рафиқ бод ва саодат зиёдат, вассалом. Алфақир Абдурраҳмон ал-Ҷомӣ”.

Ҷомӣ ба ҳамаи ҳамсуҳбатони худ насиҳат медод, ки ғами бечорагонро хӯранд, адлу илмро ривоҷ диҳанд. “Адолат хоси подшоҳон” нест, ҳар фард имкон дорад, ки одил бошад, аммо адолат, албатта, аз подшоҳон хуштар аст”,- мегуфт ӯ. Вай дар тамоми мавридҳои мувофиқ амалдоронро ба дастгирии бечорагон даъват мекард. Абдурраҳмони Ҷомӣ боре шунид, ки Маҷдиддин чанде бемор шуда, сиҳҳат шудааст. Вай ба Маҷдиддин мактуб навишта аз сиҳҳат ёфтани ӯ изҳори хурсандӣ карда, таъкид намуд: “Мебояд шукри онро аксари авқот бе шойибаи ғараз ва матлаб иваз ба корсозии мазлумон ва муҳимсозии маҳмумон гузаронанд ва онро василаи хусули наҷоти динӣ ва дунявӣ ва воситаи улувви дараҷоти суварӣ ва маънавӣ доранд. Байт:

Дар мазраи умр тухми некӯ корӣ,
То ном бароядат ба некӯкорӣ".

Вале Ҷомӣ аз сарзанишу писханди амалдорони олирутба ҳам ибо намекард, кирдорҳои ношоистаашонро ҳамеша фош менамуд. Воқеан, Низомулмулк, ки вазири Султон Ҳусайни Мирзо буд, насаби худро ба асҳоби пайғамбар ва махсусан ба авлоди амӯи ӯ Аббос ибни Абдулмуталиб  дуруст карда, шаҷарае нависонда буд ва аз тамоми калоншавандаҳо, қозиву муфтиҳои вилояти Хуросон илтимос мекард, ки ба зери он насабнома имзо гузоранд, ки он ҳаққу рост аст. Рӯзе он шаҷарaро назди Ҷомӣ низ фиристод. Ҷомӣ имзои худро ба он нагузошт. Худи Низомулмулк омада, илтиҷои бисёр кард, ки Ҷомӣ ба он имзо гузорад.

Ҷомӣ аз рӯи зарофат ин рубоиро бадоҳатан зери он шаҷара навишт:

Онро, ки бувад нури набӣ дар башара,
Хоҷат набувад ба тӯлу арзи шаҷара.
В-онро, ки зи рух натобад ин нури сара,
Шаҷра надиҳад ба ғайри лаънат самара.

Чун ин воқеа дар шаҳр машҳур шуд, шиносу ношиносҳо сабаби онро мепурсиданд. Ҷомӣ мегуфт, ки шарафу эътибори одам на ба аҷдоди ӯ ва на ба сарвату мансаб аст. Ин қитъаи Ҷомӣ низ он вақтҳо хеле интишор ёфта буд:

Ҳар писар,к- ӯ аз падар лофад, на аз фазлу ҳунар,
Филмасал, гар дидаро мардум бувад,- номардум аст.
Шохи бебар, арчи бошад аз дарахти мевадор,
Чун наорад мева бор, андар шумори ҳезум аст.

Моҳи майи соли 1479 Ҷомӣ бо ёрону дӯстони худ хайрухуш карда, аз Ҳирот баромад. Ин бори сеюм буд, ки ӯ озими Самарқанд мешуд ва бори чаҳорум буд, ки ба мулоқоти Хоҷа Аҳрор мешитофт. Аммо бори аввал сафари ӯ дар тирамоҳ ва бори дуюм дар тобистон воқеъ гардида буд. Ҷомӣ ба хотир овард, ки бори дуюм иқомати ӯ дар Самарқанд шаш моҳ тӯл кашида буд.

Ин дафъа табиат ҳолати аҷибе дошт, ҳама дашту биёбонҳо ва кӯҳу даманҳо либоси сабз дар бар карда буданд. Ҳаво ҳам мӯътадил вагуворо буд. Бар замми ин мусофирон на ин ки бо корвони шутур, балки бо асп роҳи Мовароуннаҳрро пеш гирифтанд, ки ҳамаи ин сафари онҳоро марғуб мекард.

Ҷомӣ ва ёрони ӯ баъди як ҳафта, рӯзи душанбеи дигар ба Тахти Хотун расида, он ҷо се рӯз дам гирифтанд ва рӯзи панҷшанбе аз он ҷо кӯч карда, рӯзи сешанбе ба Андхӯ расиданд. Рӯзи ҷумъа аз оби Омӯ гузаштанд ва рӯзи панҷшанбеи баъдина (17 июн) ба қарияи Шодмон, ки дар байни Қаршӣ ва Самарқанд воқеъ гардида буд, расиданд ва он ҷо Ҷомӣ мулоқоти Хоҷа Аҳрорро дарёфт. Онҳо ду бегоҳу як рӯз бо ҳам суҳбат карданд. Сипас Хоҷа Аҳрор барои оштӣ додани Умар Шайх Мирзо ва Султон Аҳмад Мирзо (писарони Султон Абӯсаид), ки бо ҳам мухолифату душманӣ доштанд, ба тарафи Туркистон сафар кард.

Ҷомӣ ва ҳамроҳони ӯро Хоҷа Аҳрор барои истироҳат ба Фороби тарафи Шаҳрисабз фиристод. Ҷомӣ аз роҳ ба Навоӣ мактуб фиристод.

Сипас онҳо роҳи Тошкандро пеш гирифтанд ва баъди ҳафт рӯз ба он ҷо расида, бори дигар бо Хоҷа Аҳрор мулоқот карданд.

Мавлоно Абӯсаиди Ӯбаҳӣ, ки дар ин сафар ҳамроҳи Ҷомӣ буд, накл мекард, ки аксар миёни Ҷомӣ ва Хоҷа Аҳрор мулоқот бо сукут мегузашт. Аммо вақте Ҷомӣ ва

Хоҷа Аҳрор агар ба дигарон сухан мегуфтанд, мавзӯи суҳбати онҳоро бештар масъалаҳои ишқ, ирфон, вуҷуд, ҳастӣ, қаноат, сабр, тафсири гуфтори Ибни Арабӣ, муҳофизати мардум ва шарри золимон ва монанди инҳо ташкил мекард. Хоҷа Аҳрор дар суҳбат нақлу ривоят, ҳадису оят ва ашъори зиёд, махсусан шеърҳои Саноӣ ва Ҷалолиддини Румиро зиёд истифода мебурд. Яке аз байтҳои дӯстдоштаи ӯ ин буд:

Як ҳамлаи мастонаи мардона бикардем,
Аз илм гузаштему ба маълум расидем.

Баъди истиқомати понздаҳшабонарӯзӣ Ҷомӣ ва ҳамсафарони ӯ аз Тошканд озими Хуросон шуданд ва ба Самарқанд расиданд.

Ҷомӣчанд рӯз дар Самарқанд таваққуф намуда, шаҳру атрофи онро хеле сайр кард. Дар беруни шаҳр бештар иморат шуда бошад ҳам, шукӯҳи зоҳирии шаҳр аз замони иқомати Ҷомӣкоста нашуда буд. Ҳанӯз Регистон маркази шаҳр буд ва шаш хиёбони васеъ он ҷо омада тамом мешуд. Ҳанӯз дар ғарбии наҳри Новадон деворҳои қалъа, аз даруни он иморатҳои муҳташам, қасрҳои Сабзсарой ва Бӯстонсарой, ки биноҳои чаҳорошёна буданд ва дуртар аз он зиндон менамуд. Вале мувофиқи гуфтушуниди ӯ бо мардуми маҳаллӣ ҳаёти маданӣ хеле ақиб рафта, маҷлисҳои базму шеър хеле кам шуда буд.

Ҷомӣба бозор рафт. Бозори Самарқанд аз бозорҳои Ҳирот серодамтар ва пурғавғотар буд. Бозор аз дарвозаи Оҳанин, ки дарвозаи шимоли шаҳр буд, оғоз шуда, қад-қади хиёбони васеъ ба тарафи ҷануб то ба Регистон тӯл мекашид. Дар ду тарафи ин хиёбон растаҳо, тиму дӯконҳо ва чодиру хаймаҳои савдогарону баққолон, шонасозону харротон, наҷҷорону кандакорон, саррофону косибон қомат афрошта

буданд,ки тими телпакфурӯшон иморати беҳтарини ин қатор буд ва саҳл дуртар аз он корвонсарою мусофирхонаҳо ҷой гирифта, кӯчаҳои Саррофон, Сӯзангарон, Сангтарошон, Зардӯзон, Бӯрёбофон, Чармгарон, Пӯстиндӯзон ва дигар кӯчаву гузарҳои ҳунармандон низ дар ҳамин наздикиҳо воқеъ буданд. Бинандаро ҳусни қоливу гилемҳои рангин, нақши кашидаву сӯзаниҳои зебо, ҷилои махмал, кимхобу атласи маҳаллӣ ва чинӣ шукӯҳи ҷомаҳои катони мисриву банорасӣ, дӯхти фӯтаҳои зарбофт, қабои пиллакашиву дебои чинӣ, зеби телпакҳову ҷомаҳои чармини зардӯзиву тиллокӯб ва кафшу маҳсиҳои зебо мафтун мекард.

Ҷомӣ дар ҳаққи ҳамин навъ косибони ҳунарманд гуфта буд:

Марди косиб, к-аз машаққат мекунад кафро дурушт,
Бахри ноҳамвории нафси дағал сӯҳонгар аст.
Соғари роҳат бувад аз касб бар каф обила,
Вақти он кас хуш, ки роҳатёфта з-ин соғар аст.

Дар бозор моли  Руму Рай, Эрону Ҳиндустон, Хуросону Кошғар, Чину Тибет, Русу Сибир, Тотористону Аврупо ва ғайраро дидан мумкин буд.

Баробари ин, дар ин бозор дӯкону растаҳои серсавдо низ бисёр буданд, мисли дӯконҳову растаҳои рангфурӯшиву намадфурӯшӣ, кӯҳнафурӯшӣ, мехчагариву наълбандӣ, оҳангариву руфӯгарӣ, растаҳои читу карбос ва ғайра хариду фурӯш мекарданд. Дар ҳар ҷоҳар ҷо бӯи хуши ҳалвою қанду қурс, нахудшӯраку нахӯди мухашшар, нону фатир иштиҳои касро ба ҳаракат оварда, каллапазу шӯрбопазҳо харидоронро даъват мекарданд, ки аз лаззати таоми онҳо набояд бебахра монд.

Ҷомӣ чанд китобро аз назар гузаронда, як банди калон коғаз харида манзили худ баргашт. Мухлисони зиёди самарқандии ӯ ба мулоқоташ омаданд. Аз онҳо марги бемаҳали шоири ҷавон Риёзии Самарқандиро, ки дар ин наздикиҳо рух зада буд, шунида, бисёр андӯҳгин шуда, барои таъзия ба манзили ӯ рафт.

- Сад афсӯс, аммо ҳоли инсон чунин аст, сабр мебояд кард, -гуфт ӯ ва илова намуд: -Мавлоно Риёзӣ ҷавони аҷибе буд, шеърро бисёр хуб мегуфт, девони ӯро тадвин мебояд кард.

Бо ташаббуси Ҷомӣдевони ин шоири самарқандӣ, ки дар ҷавонӣ оламро падруд гуфта буд, тартиб дода шуд.

Рӯзе Ҷомӣба зиёрати мадфани устодаш Салоҳиддин Мӯсо Қозизодаи Румӣ рафт. Қабри ӯ дар гӯристони Шоҳи Зинда воқеъ гардида буд. Бинобар ин Ҷомӣба тарафи шимол роҳ гирифта, аз дарвозаи оҳанӣ баромад ва ба тарафи шарқ рӯ тофт. Баъди каме роҳ паймудан дар дасти рост сарҳавзи шашкунҷаи сангфарш бо дарахтзор ва ҳаммоми бошукӯҳ, дар дасти чап дуиморати дарвозадори олиҷаноб пеш омад. Садои гуногуни паррандагони бешумор аз шохсорони дарахтон ин манзараро асрорангез ҷилвагар сохта, гӯё аз олами беохире дарак медод.

Ҷомӣ ба дасти чап гашта, аз дарвозаи боз дарун омад. Баъди панҷоҳ-шаст қадам зинаи хиштине, ки хиштҳои дурушти он ба паҳлу мехобиданд, ӯро ба тарфи шимол бурд, ки дар ду тарафи он масҷиду хонақоҳ ва мақбараву оромгоҳҳо қомат афрохта, яке ба дигаре монанд набуд ва ҳар кадоме бо нақшу нигор ва гунбазу пештоқҳои худ ақли касро тасхир мекард. Баъди шаш зина боло баромадан Ҷомӣ ба тарафи чап гашта, вориди мақбараи Қозизодаи Румӣ шуд. Мақбара аз ду утоқи дарун ба дарун иборат: утоқи дарун гӯрхона ва утоқи берун зиёратхона иборат буд. Ҷомӣ ба арвоҳи устодаш фотиҳа хонд ва дуо кард.

Ҷомӣ бо зинаҳо боло мерафт. Нақл мекарданд, ки аслан ин зинаҳо чиҳилто буда, ҳар кас шуморад, онҳо ё сиву нуҳто мебароянд ва ё чиҳилу якто, аммо ҳеҷ гоҳ чиҳилто намебароянд. Ҷомӣ бори аввали ба ин ҷо омадан ва санҷиданаш ин ривоятро ба хотир овард: аввал ду зина меомад, пас аз даҳ қадам мондан дар ҳамворӣ якбора сиву шаш зина омада, баъд ҳамворие пеш меомад, ки бо санги мармар мафраш буд ва ин майдончаи мармарин ҳафт қадам буда, дар охири он боз як зинаи мармарин буда ва болои он майдончаи рухомие, ки се қадам тӯл дошт ва дар охири охирон зинае, ки аз санги сурх иборат буд, ки ҷамъулҷамъ чиҳил зина мешуд. Ривоят ҷанбаи афсонавӣ дошт.

Дар ин силсилаи мақбараҳо, ки адади умумии онҳо қариб ба чиҳилто мерасид, одамони машҳур кам буда, асосан занону духтарон ва хешону ақрабои Темури Ланг ва шахсони номаълум хуфта буданд. Ҷомиро махсусан гунбазҳои фирӯзакӯб, ҳашттоқҳои муқарнас, ранги бунафши фарши мақбараи Ширинбикка, ҳашами мақбараи ҳаштсӯ, ки дайри муғонро ба хотир меовард, ашколи ҳандасии мақбарае, ки усто Алии Насафӣ сохта будааст, гунбази шонздаҳравоқаи мақбараи Бурундуқи сарлашкар, хатҳои мухталиф, ситораҳои тиллоии баъзе мақбараҳо ва дарҳои кандакорӣ дар ҳайрат гузошт. Баъзе ин биноҳоро Ҷомӣ бори аввал медид, баъзеашонро қаблан ҳангоми дар Самарқанд таҳсил карданаш тамошо карда буд. Имрӯз бори дигар ҳамаи ин гӯрхонаҳоро гоҳ ба росту гоҳ ба чап гашта тамошо кард ва чанд бор аз дил гузаронд: “Темур молу ҳунари халқро сарф карда, ба авлодаш мақбара сохт. Кош мадрасае ё мактабе бино мекард, ки мардум аз нури маърифат баҳравар мешуданд! Охир дар зери ин қасру гунбазҳо ҳам соҳибонаш зери хоки хунук хуфтаанд, бинанда онҳоро аз куҷо мешиносад, ки бо дуои хайре ёд

кунад, танҳо ба арвоҳи бунёдкорони гулдасти он таҳният мехонаду меравад”.

Ҷомӣ ба хотир овард, ки дар вақтҳои дар Самарқанд хонданаш дар байни аҳолии ин ҷо чунин ривояте машҳур буд: Темур шайхон ва аҳли тасаввуфро пушту паноҳи худ шумурда, ҳар куҷо шайхеро меёфт, барои ӯ хонақоҳе месохт ва ин кори худро боиси ривоҷ ёфтани дин медонист. Аммо зани ӯ Бибихоним ин фикри Темурро қабул накарда, мегуфтааст, ки шайхҳо одамони мутаассиби сустэътиқод буда, ба онҳо такя кардан нашояд, беҳтар аст, ки бештар мадрасаҳо сохта шаванд ва одамони боилм тарбият ёбанд, он гоҳ ин одамон ҳам ба давлат пушту паноҳ мешаванд ва ҳам динро ривоҷ медиҳанд. Вале Темур ҳеҷ гоҳ ин сухани оқилонаи занашро ба инобат намегирад ва мадрасае ҳам намесозад. Боре дар вақти ба кишвари дуртаре лашкар кашидани Темур Бибихоним устоҳову муҳандисон ва бинокоронро ҷамъ карда, мадрасаи ҳозираи Бибихонимро сохт. Темур баъди баргаштан инро дида, қасам мехӯрад, ки мадрасаро вайрон карда, ба ҷояш хонақоҳ хоҳад сохт. Байни ӯ ва Бибихоним дар хусуси бартарии мадраса бар хонақоҳ ва ё баръакс баҳси дурударозе меравад. Зану шавҳар тағйири либос карда, барои имтиҳон мебароянд. Онҳо нисфи шаб ба хонақоҳе меоянд, ки шайхе он ҷост ва ба зикр машғул аст. Темур мегӯяд: “Эй бандаи Худо, ман Ҷабраилам ва ба ту ваҳй овардам, бархез ва мардумонро даъват бикун, ки туро Худованд баргузид ва пайғамбари худ интихоб кард”. Шайх шодикунон мегӯяд: “Ин рӯзро ман солҳо мунтазир будам, алъон мехезам ва бандагони Худоро ба дини худ мехонам”. Темур дигар чизе нагуфта, бо Бибихоним ба мадрасае омад, ки аз ҳуҷрае нури хираи шамъ ба назар мерасид. Темур дарро кӯфт. Соҳиби ҳуҷра пурсид: “Кист он ҷо дар ин бевақтии шаб?” Темур мегӯяд: “Эй бандаи Худо, дарро кушо, шабзиндадориҳои ту

мақбули Ҳақ шуд, туро Худованд пайғамбари худ хост, ман Ҷабраилам ва ба ту ваҳӣ овардам”. Соҳиби ҳуҷра, ки толибилми соли аввал буд, бо шаст дарро кушода, ба сари Темур хост, ки осӯхтаро бизанад. Вай мегуфт: “Ту кадом Ҷабраилӣ, ки аз пайғамбари охирзамон, ки “баъди ман пайғамбаре нахоҳад омад” гуфтааст, бехабарӣ?” Темур ва Бибихоним гурехтанд. Мадраса барҷо монд.

Ҳанӯз силсилаи биноҳои мазорот ба охир нарасида, Ҷомӣ ба дасти рост гашта, кафшҳоро кашида, дохили мақбараи Қусам ибни Аббос шуда, гӯрхонаву зиёратхонаи онро дид ва дар масҷиди он ҳамроҳи ҷамоа намози пешинро хонд.

Мазори Қусам ибни Аббос бузургтарин муқаддасоти ин мавзеъ буда, ин шахс бо номи Шоҳи Зинда машҳур буд. Дар даромадгоҳи хонақоҳ ҳуҷрае барои мусофирон ҷудо шуда ва чиллахонаҳои он дар зери замин ҷой гирифта буд, ки он ҷо на рӯшноӣ медаромаду на ҳавои дурусте. Мутаассибтарин шайхшавандаҳо дар ин чиллахонаҳо чилла менишастанд. Дар ин ҷо касе касеро ном намегирифт. Ҳама ба якдигар бо ибораи “эй бандаи Худо” хитобу муроҷиат мекарданд.

Диққати Ҷомиро марди ҳузарби тақрибан чиҳилсолае ба худ ҷалб кард, ки зери деворе сари ду зону болои хок нишаста, зери лаб зикр мегуфт. Ин мард қиёфаи аҷибе дошт: абрувони сиёҳи дароз-дарозаш аз болои чашмонаш овезон, мӯи сару ришу буруташ аслан миқрозу устурaро надида буд. Ин мард дар дӯш пӯсти паланг ва дар сар кулоҳи баланди намадин дошт, ки нисфи сари ӯро фаро мегирифт. Ҳама рафтори ӯ намоишкорона буд.

-Дар чӣ корӣ, эй бандаи Худо? –Ҷомӣ аз ин каси дарвешнамои ҳавобаланд пурсид:

-Ҳузуре дорам ва пой дар домани офият печидаам ва дар ин кунҷ ба фароғат нишаста.

-Ҳузур ва офият на он аст, ки пой дар карбосе печӣ ва дар зери деворе биншинӣ; офият он аст, ки аз авсофи худ фонӣ шавӣ ва аз моиву манӣ раста бошӣ, он замон хоҳ дар кунҷе нишинӣ ва хоҳ дар миёни мардум бошӣ, фарқ надорад, бақоро ба тамомӣ ёбӣ.

Ҷавони дарвешнамо гуфт:

-Аз халқ безор ва гурезон шуда, ба ин ҷо омадам.

Ҷомӣўро сарзаниш кард:

-Дарвеш бояд худро туфайли халқ кунад ва барои роҳати он ранҷ барад, на ин ки гирифтори нафси худ чашм бар кисаву косаи мардумон дошта бошад. Маро аз тоифаи бадхулқу беадаби солус ва худписанд, ки худро дарвешу қаландар мешуморанд, бад меояд.

Ҷавони дарвешсурат гуфт:

-Бо роҳат бирав, эй саҳроӣ, ту қадри гўшанишиниро чӣ медонӣ!

Ҷомӣ гуфт:

-Дуруст гуфтаанд, ки ҳар кӣ дорад, мепўшад ва мекўшад ва ҳар кӣ надорад, мефурўшад ва мехурўшад.

Тири Ҷомӣ ба нишон расид, дарвеши худписанд бонге заду аз ҷой бархост ва девонавор худро аз саҳни мазорот берун андохт.

Хонақоҳҳои он замон мисли мазорҳои баъдина танҳо зиёратгоҳ ва ҷои назру ниёз набуда, аксаран дар назди худ мадрасаву мактаб доштанд, ки дар он толибилмони бебизоат, мусофиру ятим ва муҳтоҷ таҳсил мекарданд. Дар назди бисёр хонақоҳҳо мактаби махсуси кўрон мавҷуд буд, ки онҳо маъмулан қироати Қуръон меомўхтанд, дар чиллахонаҳои онҳо гоҳе олимони бузург ва шоирони оламшумул дарро ба рўи ғайр баста, машғули китобат ва тадқиқу иншо мешуданд. Ҳамаи ин ашхос аз даромади вақф ва назри ниёзмандон зиндагӣ мекарданд. Дар ҳуҷраву хонаҳои назди хонақоҳҳо, ки фарши онҳо бо бўриёву

намаду палос пӯшида мешуд, ба ғайр аз шайхону зиёраткунандагон роҳгузарону мусофирон, бенавоёну мискинон ва ҳатто гоҳе савдогарону сайёҳон манзил мекарданд. Мазороти Шоҳи Зинда бемористону шифохона низ дошт.

Аксаран, биноҳои хонақоҳҳо қалъаро ба хотир оварда, қаровулхона, чандин таҳоратхона, саққохона, ки он ҷо ҳамеша дар хумҳои сафолин ва кӯзаҳои мис об ва дар назди он дӯлчаҳои чармин ва ҷомҳои сафолину мисин меистод, ҷорӯбхона, ки он ҷо фаррошон ҷорӯбҳоро мегузоштанд, китобхона ва мисли ин низ дошт. Харҷи инҳо низ аз моли авқоф буд.

Ҷомӣ боҳамроҳони худ аз Самарқанд бо роҳи Шодмон-Қаршӣ гузашта, баъди аз Омӯя убур кардан бо роҳи омадаашон ба Ҳирот баргаштанд.

Чун Ҷомӣва ёрони ӯ аз Самарқанд ба Ҳирот баргаштанд, Ҷомӣаз ёру ошноҳои худ пурсон шуд.

Маълум гардид, ки Маҷдиддин Муҳаммади Хавофӣ ба хашму ғазаби Султон Ҳусайни Бойқаро гирифтор шуда, аз мансаби вазирӣ маъзул гардида, ба ӯ 60 ҳазор динор ҷарима андохта шудааст. Он бечора аз ҳайбати подшоҳу бими мол ва андешаи ҷон аз шаҳр гурезон ва даростони Ҷомӣпинҳон шудааст. Аммо ӯро одамони доруға ёфта, ба зиндон партофтаанд.

Ҷомӣхост ӯро мулоқот намояд, вале иҷозат надоданд, чунки барои ин рухсати подшоҳ лозим буд ва подшоҳ дар Ҳирот набуд. Ҷомӣба Маҷдиддин чунин мактуб навишт, ки дар он ин байтҳо буд:

“...Хирадманд агар ҷо ба зиндон кунад,
Зи табъи хуш онро гулистон кунад.
Чу дар фусҳати баст раҳ ёфт дил,
Чӣ ғам дорад аз қабзи ин мушти гил!”

Ниҳоят, Ҷомӣба ҳабсхона роҳ ёфта, асли воқеаро аз худи Маҷдиддин пурсон шуд.

-Подшоҳро ҳосидон бар зидди камина шӯронданд, камина ба ҷои он ки суханони онҳоро рад кунам, ба ҳукми он ки “Дар пеши ҳасуд худписандӣ хуштар -В-аз аҷзу фурӯтанӣ баландӣ хуштар” худро дар муқобили онҳо бовиқор нигоҳ доштам; подшоҳ гумон кард, ки даъвогарон рост мегӯянд,бинобар ҳамин бар ман ғазаб кард.

-Чӣ айберо ба зиммаи шумо гузоштанд? –пурсид Ҷомӣ.

-Айбҳои зиёдеро, ки агар аз бисёр андаке ва аз ҳазор якеро бигӯям, дар ҳайрат мемонед, гӯё камина хазинаро ба нафъи худ истифода мебурдаам, гӯё аз амалдорон ришва мегирифтаам, гӯё аз номи подшоҳ фармонҳои ноҳақ медодаам ва ғайра, -Маҷдиддин аз ҷой бархоста, ба Ҷомӣ наздик шуд, ба замин зону зад ва ду дастро ба сина ниҳода қасам хӯрд. –Агар аз инҳо якеро ман карда бошам, баданам бо мехҳои оҳанин дӯхта бод!

Ҷомӣ Маҷдиддинро бисёр ҳурмат мекард, кордониву тамкин, донишмандиву ботадбирии вай ба ӯ маъқул буд. Аз ин рӯ, баробари ба Ҳирот баргаштани Ҳусайни Бойқаро барои халосии Маҷдиддинба мулоқоти ӯ шитофт. Баъди пурсупос ва гуфтугӯ аз ҳар хусус Ҷомӣ асли мақсади худро баён карда гуфт:

-Дахли Хоҷа Маҷдиддин Муҳаммад дар муҳиммоти подшоҳӣ, маъмурии мулк ва хушнудии раияту сипоҳӣ зарур аст, ӯро тарбиятт мебояд намуд ва суханони арбоби ғаразро дар бораи ӯ намебояд шунид.

-Ҳазрати махдумӣ, он чӣ шумо мегӯед, айни савоб аст, аммо наздикони мо бар онанд, ки аз бахри Хоҷа Маҷдиддин бигзарем, -гуфт Ҳусайни Бойқаро.

-Ин на танҳо далели мувофиқ, балки гувоҳи содиқ аст, ки Хоҷа Маҷдиддиншахси кордон аст ва арбоби ҳасад аз ӯ бадашон меояд.

Ҳусайни Бойқаро ба Маҷдиддин ба зиндон пайғом фиристод, ки ба назди ӯ биёяд ва мансаберо қабул намояд.

Маҷдиддин подшоҳро дар боғи Ҷаҳоноро мулоқот кард ва мансаби парвоначӣ ба ӯ дода шуд.

Амире ё вазиреро, ки нисбатан аз ҳамгинони худ беҳтар ё кордонтар бошад, ба ҷои худ баргардондани Ҷомӣ воқеаи тааҷҷубовар набуд. Вай на танҳо ба корҳои сиёсии Навоӣ ва Маҷдиддин роҳбарӣ мекард, балки амирону вазирони бадмуомилаи зулмпешаро накӯҳиш мекард. Боре чунин воқеа рух дод: Ҳусайни Бойқаро вазири худ Хоҷа Қутбиддин Товуси Симнониро бо туҳмате аз вазифааш фуровард ва овоза паҳн шуд, ки ӯро ба дор кашида, молу мулкашро мусодира хоҳад кард. Хоҷаи мазкур ба Ироқ гурехт, Ҷомӣ ба Узун Ҳасан, ки подшоҳи он кишвар буд, нома навишта, хоҳиш кард, ки ӯро тарбиятт намоянд. Узун Ҳасан Хоҷа Қутбиддин Товуси Симнониро ба мартабаҳои баланд бардошт. Баъди ин Хоҷа Қутбиддин Товус аз Ҷомӣ шафоат пурсид, то ки аз Ҳусайни Бойқаро ба Ҳирот баргаштани ӯро илтимос кунад.Ҷомӣ хоҳиши ӯро ба ҷо овард.

Бинобар ҳамин тадбирҳо буд, ки аз бозе, ки Ҳусайни Бойқаро тахти Хуросонро соҳиб шуд, ҳаёти мамлакат нисбатан ором гузашта, илму адаб ва ҳунар тараққӣ кард. Баъзе ҷангҳои хонадонӣ ва шӯришҳои лашкариёни худро ӯ зуд бо қувва фурӯ менишонд ва осоиштагиро барқарор мекард. Аммо дар вақтҳои охир аз шаробхорӣ, айёшӣ ва ришватгирии султон истифода бурда, дар дарбори ӯ гурӯҳҳои манфиатхоҳ зиёд шуда, ҳар кадоме мехостанд, ки султонро ба тарафи худ гардонанд. Подшоҳ бозичаи дасти онҳо гардида, гоҳе тарафи як гурӯҳро мегирифту гоҳе тарафи муқобилро. Беқонунӣ ривоҷ ёфта, аз ин рӯ кам одаме ёфт мешуд, ки ба қонун муроҷиат кунад. Зӯрӣ ва пора мушкилкушо буд.

Азбаски Ҷомӣ подшоҳу вазирон ва амирону амалдоронро ба адлу инсоф даъват карда, ҳар бор бетартибиҳои онҳоро ошкор мекард, бисёр амалдорони ҳаромхӯри бадкирдор, махсусан саркардагони Барлос ӯро бад медиданд ва хондану шунидани осори ӯро ба тобеони худ манъ мекарданд. Абдулвосеи Низомӣ рӯзе ба Сайидими Ироқӣ ном ҷавоне дучор шуд, ки ин ҷавон навкар ва эшикоғосии Амир Музаффари Барлос буд. Ҷавон оташ даргиронда буд ва китоберо варақ-варақ канда дар оташ меафканд ва аз сӯхтани он завқ мекард.

-Эй ҷавон, чӣ мекунӣ ва чӣ китоберо месӯзӣ? –пурсид Абдулвосеъ.

-“Силсилат-уз-заҳаб”-и Ҷомиро месӯзам, ки сабақдиҳандаи бадомӯзиҳо ва сабабгори бесариҳои раият аст.

-Аз куҷо медонӣ инро?

-Ҷомӣдар ин китоб ҳама ҷо лаб ба таъни подшоҳу лаъни амирону вазирон кушода, моро ҷоҳилу золим номидааст, ман бехи ин иғвогариҳои ӯро месӯзам, -бо ин сухан ҷавон боз вароқе чандро аз китоб канда, ба оташ партофт.

Абдулвосеъро ғайрат ва ҳамият ба ҷӯш омад, ба ҷавон дарафтода, варақҳои боқимондаро кашида гирифт ва гиребони ӯро ҷафс карда гуфт:

-Эй нодони қалтабон, эй падарсаги косалес, оё намедонӣ, ки бо як китобро сӯхтани ту ба эътибори бузурги Махдуми Ҷомӣхалал намерасад, магар пашшаи ҳақир метавонад бо пари ночизи худ рухи хуршедро бипӯшонад?!

Дар ин айём рӯзе Камолиддин Шайх Ҳусайн ба назди Ҷомӣ омада, аз ӯ илтимос кард, ки аз Султон Ҳусайн барои ӯ ҷиҳати ба Ҳинд рафтан иҷозат ҳосил кунад, то ки ба қофилаи бозаргонон пайвастабаон ҷо биравад.

Ҷомӣ сабаб пурсид. Вай гуфт:

-Албатта кас мехоҳад дар ватани маълуфи худ муқим бошад, аммо сад дареғ, ки дар ин мулк дар ин замон мураббие нест, ки кас дониши худро ба пои ӯ нисор кунад.

-Арбоби дониш ва бинишро ҳеҷ навъ мураббие беҳтар аз илму ақл нест, инони ҳимматробасӯи он мебояд тофт, - гуфт Ҷомӣ.

-Агар банда баҲиндустон равам, сад ҷилд китоб хоҳам навишт.

-Ин аҷаб, касе, ки дар ҳафтод соли умри худ рисолае беш нанавиштааст, чӣ гуна мешавад, ки дар поёни умр сад китоб битавонад нависад?! –гуфт Ҷомӣ бо тааҷҷуб.

Ҷомӣин дафъа ба миён надаромад. Вай баҳри суд ҷилои ватан карданро намеписандид. Бинобар ин, кӯшиш мекард, ки ҳамдиёрони хомтамаи худро аз ин амри зишт боздорад. Вай саргузашти Алӣ Қушчиро бо дарду алам ба хотир меовард, ки чанд сол пештар аввал ба Табрез ва баъд ба Рум рафт. Аммо дере нагузашта, аз ин сафар суде наёфта, дар Истанбул дунёро падруд гуфт ва ғарибгӯр шуд.

Ҷомӣпеш аз ҳама мекӯшид, ки дар кишвари худ машъали маърифатро фурӯзон гардонад. Аз ин ҷиҳат, бисёртар ғами толибони илмро мехӯрд. Дар ҳамон рӯзҳо ба бисёр амалдорон дар хусуси ёрии моддӣ расонидан ба талабаҳои мадраса номаҳо навишта буд.

Соли 1480 овоза паҳн шуд, ки дар вилояти Балх бо таваҷҷуҳи Мавлоно Шамсиддин Муҳаммад ном касе қабри Алӣ ибни Абетолиб ёфт шудааст. Мегуфтанд, ки қабри мазкур дар замони Султон Санҷар маълум буда, дар қарияи Хоҷа Ҳайрон[12] ҷой гирифта будааст, вале дар замони ҳамлаи муғул (солҳои бистуми асри XIII) ҷои он гум шуда будааст. Мегуфтанд, ки чун ҷои қабри Алӣ

[12] Соли 891/1486 дар он деҳа иморати пуршукӯҳе сохта шуда, мазори Алӣ эълон карда шуд, ки баъдҳо дар ин ҷо шаҳри Мазори Шариф ба вуҷуд омад.

пиндошташударо кофтаанд, аз он санги сафеде баромадааст, ки дар он бо хатти кӯфӣ ҳаккокӣ шудааст: “Ҳазо қабру Асадуллоҳи ахи Расулуллоҳ Алии валиюллоҳ” –“Ин қабри Шери Худо – бародари пайғамбари Худо – Алии валии Худост”. Ин воқеа дар мамлакат ғулғула афканд, чунки вақте соли 41/661 Алӣ ибни Абетолибро мухолифонаш кушта, ҷасади ӯро дар куҷое пинҳон карда буданд. Бинобар ҳамин қабри ӯ маълум набуд. Ин хабарро Ҳусайни Бойқаро шунида, шодиҳо кард, қурбониҳо дод ва ҳайати махсуси эъзомия ба он ҷо фиристод, то ҳақиқати ҳолро тафтиш кунанд. Одамони маъмуршуда ба ҳақиқат будани он гувоҳӣ доданд. Худи Султон Ҳусайн ҳам баъди ин ба зиёрат рафта омад. Барои ин подшоҳи айёш фурсати мувофиқе пайдо шуда буд, ки худро ҳомии дин вонамуд карда, таваҷҷуҳи оммаи хурофотиро ба сӯи худ ҷалб намояд. Ин хабарро шунида, шогирдони Ҷомӣ ба манзили ӯ ҷамъ омаданд ва ҳақиқати масъаларо аз ӯ пурсиданд. Ҷомӣ гуфт:

– Ин сохтакорӣ, дурӯғи маҳз ва найранги аҳли шиа аст, ё фиреби ягон валитарош аст, зеро аз китобҳои муътабар маълум аст, ки ягон нафар аз ҳамсуҳбатони ҳазрати пайғамбар ба хоки Хуросон наёмадаанд, ҳазрати Муртазо Алӣ дар пои манори масҷиди одинаи Кӯфа кушта шуда буд, қабраш ҳам ҳамон ҷо бояд бошад, -Ҷомӣ ин даъвои худро бо бурҳону далелҳои дигар ҳам исбот мекард.

Дар ин суҳбат ҳам ба ғайри шогирдону шиносҳои Ҷомӣ одамони нав низ буданд, ки яке аз онҳо ҷавоншоири самарқандӣ Коҳӣ буд. Коҳӣ ба муносибати шинос шудан бо Ҷомӣ ба исми ӯ муаммое гуфта буд:

Пеши лаъли лабат гавҳар чист?<br>
Об гашта шаробу соғар чист?

Ниҳоят, ҳама аз ҷой бархоста рафтанд. Абдулғафури Лорӣ, ки ба дарди зону гирифтор буд, дардаш авҷ гирифта буд. Вай бо андак мадад бархост ва шикоят кард, ки сараш ҳам зиёд дард мекунад.

-Чанд рӯз тарки мутолиа кун ва худро табобат намо, - фармуд Ҷомӣ.

-Устод, шумо худ мефармоед, ки кас шабонарӯз бояд мутолиа кунад, ҳатто мегӯед:

Гар ту хоҳӣ дароз гардад рӯз,

Чизе аз шаб бидузду бар вай дӯз.

Чи гуна мешавад, ки кас чанд рӯзро талафу зоеъ гузаронад?

-Тани сиҳҳат бехи давлат аст, худро тарбиятт бикун, - гуфт Ҷомӣ. Устоду шогирд бо ҳамин якдигарро видоъ карданд.

Аксари мардуми зудбовар ба пайдо шудани қабри Алӣ ибни Абетолиб гаравида буданд. Даҳҳо дардмандон ба умеди шифо ба он ҷо рафта, бенатиҷа бармегаштанд. Аммо ба домони валитарошҳо ҳамён-ҳамён динору дирҳам мерехт. Аҷибаш ин ки дар ин солҳо дар қаламрави Ҳусайни Бойқаро на танҳо тез-тез қабри имомзодаеро меёфтанд, балки боз аз чанд ҷои дигар санги мазори Алӣ ибни Абетолибро ёфта, ҳатто овозаҳо паҳн мешуд, ки вақти хурӯҷи Имом Маҳдӣ ҳам наздик шудааст ва зуҳуроти онро шайхе ё валие мушоҳида кардааст.

Аз ҳамаи ин афсонаву бидъатҳо Ҷомӣ ба танг меомад ва бо ақлу қалам бар зидди ин иртиҷоъ мубориза мебурд.

Навоӣ, ки чанд вақт боз орзуи мутолиаи “Ламаот”-и Ироқӣ (1207-1289)-ро дошт, ба Ҷомӣ хабар дод:

-Нусхаи бисёр олие пайдо кардам, аммо аз рамузу ишороти он чизеро наметавонам бифаҳмам.

-Он рисола хуфтаро бедор мекунад ва бедорро воқифи асрор мегардонад, аммо сабаби нафаҳмиданат он аст, ки

китобу рисолаҳои форсиро роҷеъ ба тариқати машоих кам мутолиа кардаӣ.

-Агар илтифоте карда, онро таълим медодед.

-Агар майлат бошад, бигзор ҳамон тавр шавад, -гуфт Ҷомӣ.

Аз рӯзи дигар Ҷомӣ аз рӯи “Ламаот” ба сабақ додан шуруъ кард. Аммо ҳар қадар пеш мерафтанд, сухан мушкилтар мешуд. Баъзе шарҳҳоро ёфта омаданд. Аз байни онҳо шарҳи Ёралиро Ҷомӣ писандид. Вале дар он ҳам ба бисёр нуктаҳосарфаҳм нарафта, шарҳ додани муаллиф дида мешуд. Ҷомӣ ба танг омада гуфт:

-Ин китобро одамони нодон ба равиши ноҳамворе тавҷеҳ додаанд,ки хубиҳояш ниҳон монда, забонзади аҳли тақлид шудааст.

-Аз чунин китоби нафис кас баҳра бурда натавонаду шарҳаш чунин бошад, чӣ чора бояд кард? Магар ҳазрати Махдум аз рӯи шафқат барои толибон ин мушкилро осон гардонанд? –гуфт Навоӣ маслиҳатомез.

Ҷомӣ даставвал нусхаҳои муътабари “Ламаот”-ро ҷамъ оварда, аз рӯи онҳо нусхаи саҳеҳе тартиб дода, баъд ба он шарҳи хубе навишта, онро “Ашшиат-ул-ламаот” унвон гузошт.

Ҷомӣ осори зиёде ба хазинаи тамаддуни кишвар гузошт. Аммо ҳеҷ хумораш паст намешуд. “Мисли “Шоҳнома” ё “Хамса” чизе бояд навишт” –мегуфт ӯ. Баъди андешаҳои зиёд қарор дод, ки бо Низомӣ ва Амир Хусрав мусобиқа кунад. Барои гунҷондани андешаҳои иҷтимоии худ ӯ “Хамса”-ро шакли мувофиқ ёфта, даставвал дар ҷавоби Низомӣ ва Хусрав ба навиштани “Хамса” машғул шуда, соли 886/1481 дар муддати кӯтоҳе дар ҷавоби “Махзан-ул-асрор”-и Низомӣ ва “Матлаъ-ул-анвор”-и Хусрав “Туҳфат-ул-Аҳрор”-ро дар ҳамон вазну мавзӯъ навишт. Аммо чун ба навиштани маснавиҳои дувум ва

севуми “Хамса” расид, афсонаҳои Хусраву Ширин ва Баҳромро барои худ номувофиқ ёфта, дар хамсанависӣ тағйироте оварда, маснавиҳои “Сабҳат-ул-аброр” (1482) ва “Юсуф ва Зулайхо”-ро (1483) ҷузъи "Хамса"-и худ гардонд. “Юсуф ва Зулайхо” дар вазни “Хусрав ва Ширин”-и Низомӣ буд, вале чун дар вазни “Ҳафт пайкар”, “Силсилат-уз-заҳаб” мавҷуд буд, Ҷомӣ барои маснавии дувуми худ вазни тамоман дар адабиёти форсии тоҷикӣ барои маснавӣ номаълумро истифода кард.

Баҳори соли 1483 буд. Ҳар ду писари Хоҷа Аҳрор аз Самарқанд ба зиёрати Машҳад рафта, аз он ҷо ба Ҳирот омаданд ва дар Хиёбон меҳмони Ҷомӣ шуданд. Ҷомӣ ба шарафи онҳо зиёфат ороста, дар баробари шогирдонаш баъзе калоншавандаҳоро низ хабар кард. Ҳусайни Бойқаро ҳам ба ин маҷлис омад. Суҳбат гарм шуд. Ҷомӣ чун ҳарвақта аз ҳама поён менишаст ва сухан намегуфт. Ҳусайни Бойқаро ба вай рӯ овард:

-Ҳазрати Махдумӣ, ҳозирон ҳама муштоқи суҳбати шумоянд, -гуфт ва илова кард:

З-он лаби ширинтакаллум як сухан гар бишнавам,<br>
То қиёмат он сухан вирди забони ман шавад.

-Шумо гап занед, мо чӣ ҳам мегӯем?! –Ҷомӣ посух дод.

-Аҳли суҳбат мехоҳанд аз суханони шумо файзёб шаванд.

-Ин ҳақири хайрхоҳ чӣ ҳам мегуфтам. Аммо чунонки маълум аст, ин мулкро зулм хароб карда буд, акнун умедворӣ чунон аст, ки дар сояи марҳамати давлатпаноҳ мулк маъмур гардаду мардум рафоҳият ёбанд. Подшоҳро Худованд барои роҳнамоӣ ва саробонии мардум мефиристад, ки пушти бепаноҳон бошаду доди додхоҳонро диҳад. Бинобар ин мо гуфтаем:

Ҳақ зи шоҳон ба ғайри адл нахост,<br>
Осмону замин ба адл бапост.

Салтанат хайма аст бас мавзун,
К-аш бувад ростию адл сутун.
Гар набошад сутуни хайма ба ҷой,
Чун ситад хайма бе сутун бар пой?

Писари калонии Хоҷа Аҳрор Муҳаммад Яҳё, ки каси пурдоне буд, гуфт:

-Адл асоси кишвардорист, Ҳазрати Махдумӣ дар “Саломон ва Абсол” дуруст гуфтаанд:

Куфркеше, к-ӯ ба адл ояд фареҳ,
Мулкро аз золими диндор беҳ.

Мавлоно Пир Шамс ба сухан ҳамроҳ шуд:

-Азизон, як хислати подшоҳ он аст, ки зӯрафкани ҳақирнавоз бошад, зеро гуфтаанд:

Мулкро шоҳи золими пурдил,
Беҳ зи мазлуми оҷизи одил.

Ҳарчанд суҳбат ҷамъомади дарвешонро мемонд ва боиси шердлии аҳли суҳбат ҳам ҳамин буд, Ҳусайни Бойқаро ин суханҳоро шунида, ба худ андешид, ки шеърхонҳои дигар ҳам мехоҳанд ӯро панд диҳанд, аммо онро бо рамзу киноя мегӯянд. Аз тамоили суҳбат, аз афти кор, хотири подшоҳ малол гирифт, ки вай суханро ба мавзӯи шеър ва қудрати шоирӣ баргардонд. Аз ҳусну қубҳи шеър басе мулоҳизаҳо ронда шуд. Ҳозирон аз Ҷомӣ хоҳиш карданд, ки назари худро баён намояд.

-Шеър муъҷизаи осмонист, вале афсӯс, ки дар ин рӯзгор касоне пайдо шудаанд, ки аз бехирадӣ шеърро аз шаъир, яъне бофтаи маҳз фарқ накарда, шабу рӯз чун сагони посӯхта кӯй ба кӯй мегарданд, ки музахрафоти

худро фурӯхта, ба ивазаш мурдоре биёбанд ва меъдаи худро пур кунанд, ҳол он ки шоирони пешин бо фазлу ҳунар ороста буда, дар ахлоқи поку сияри некӯ мумтоз буданд, сухани онҳо аз мағзи ҷон буда, бо умқи маъно ва лутфи адо шунавандаю хонандаро мафтун мекард.

Ҳозирон гуфтори Ҷомиро наметавонистанд, ки тасдиқ накунанд, чунки дар ҷомеаи шаҳри Ҳирот намояндагони ҳама табақа дам аз шеъру шоирӣ зада, аксар он қолаби латифро бо мазмунҳои дағал ва сафсатаҳои пуч пур карда, шеърро ба лафзбозиҳои тиҳӣ аз ҳиссиёт табдил дода буданд.

Сухан ба ҳар сӯ дакка мехӯрд. Биноӣ гуфт:

-Камоли қудрати шоирӣ бадеҳагӯӣ аст.

Ҳусайни Бойқаро ин суханро шунида гуфт:

-Биёед, азизон, бадеҳагӯӣ мекунем мо чаҳор калима мегӯем, ҳар кӣ хоҳад, онро ба силки назм мекашад.

Ҳосидони Ҷомӣ боре ба Ҳусайни Бойқаро бадгӯӣ карда гуфта буданд, ки Ҷомӣ дар бадеҳагӯӣ оҷиз аст. Подшоҳ фурсатро мувофиқ ёфт, ки ҳақиқати он суханро бисанҷад.

-Бифармоед, -хоҳиш карданд ҳозирон.

-Чароғ, ғирбол, нардбон, турунҷ, -гуфт подшоҳ.

Аз рӯи одоби ҷорӣ ҳар корро бояд Ҷомӣ сар мекард. Вай лаҳзае дар олами хаёл сайр карда, гуфт:

Эй гашта чароғи давлатат бадри мунир,
Ғирбол шуда синаи аъдот зи тир.
Бар паллаи нардбони ҳиммат неҳ пой,
Аз авҷи фалак турунҷи давлат баргир.

Шеърдӯстон баробари подшоҳ Ҷомиро таҳсин гуфтанд. Подшоҳ ба Биноӣ рӯй овард:

-Мавлоно, акнун навбати шумо, -гуфта, ин калимаҳоро ном бурд: манқал, тос, “Шарҳи Шамсия”[13], кулоҳи намадӣ.

---

[13] “Шарҳи Шамсия” китобе оид ба мантиқ.

Баъди каме тааммул Биноӣ гуфт:
Чун манқал агарчи дуди оҳе дорем,
Бар тоси фалак на коргоҳе дорем.
Бо мо сухане зи “Шарҳи Шамсия” магӯй,
Мо низ аз ин намад кулоҳе дорем.

Баъди ин калимаҳоро подшоҳ мегуфту касони довталаб шеър месохтанд, касе пештар шеърашро мехонд, ғолиб ҳисоб мешуд.

Ба маҷлис Абдулғафури Лорӣ китоби “Юсуф ва Зулайхо”-ро овард, ки Ҷомӣ онро ба тозагӣ тамом карда буд. Китобро ба Ҳусайни Бойқаро дароз кард.

Ҳусайни Бойқаро онро бодиққат тамошо карда, аввали онро кушод ва дар дилаш ифтитоҳи маснавиро хонд. Аз афташ он ба ӯ хеле писанд омад, ки садояшро баланд карда, ба ҳама шунавонда, қироат кард:

Илоҳӣ, ғунчаи уммед бикшой,
Гуле аз равзаи ҷовид бинмой!
Бихандон аз лаби он ғунча боғам
В-аз ин гул атрпарвар кун димоғам.

Подшоҳ боз чанд байт хонда, изҳори фазл кард:

-Ма-фо-ӣ-лун, ма-фо-ӣ-лун, фа-ӯ-лун, ҳазаҷи мусаддаси солими маҳфуз, вазни “Хусрав ва Ширин”-и шайх Низомӣ.

-Бале, вазни “Хусрав ва Ширин”-и шайх Низомӣ, аммо пеш аз муҳаққиқи Ганҷавӣ ба ин вазн Фахриддини Гургонӣ “Вис ва Ромин” навиштааст, -гуфт Абдулғафури Лорӣ аз фосилае хомӯш мондани подшоҳ истифода бурда.

-Хеле зебо навишта шудааст, хати кист? –пурсид Ҳусайни Бойқаро.

-Хати Мавлавӣ Абдулғафури Лорӣ, -ҷавоб дод Ҷомӣ ва бо ифтихор ба тарафи шогирди нерӯмандаш, ки на танҳо худ осори Ҷомиро рӯйнавис мекард, балки бисёр нусхаи китобҳои ӯро баъди китобати котибони дигар ҳам ба асл муқоиса мекард, нигарист.

-Ин маснавии беҳамто ба ҳазрати олампаноҳ бахшида шудааст, -Навоӣ илова кард.

Бо илтимоси Ҳусайни Бойқаро Навоӣ китобро гирифта, бо лаҳни форам хондан гирифт. Ҳозирон гӯё дар даҳон об гирифта бошанд, хомӯшона ва бо тамоми диққат гӯш мекарданд.

Овози Навоӣ садо медод:
Дили фориғ зи дарди ишқ дил нест,
Тани бе дарди дил ҷуз обу гил нест.
Ғами ишқ аз дили кас кам мабодо,
Дили беишқ дар олам мабодо!

-Баҳ, баҳ, чӣ зебо, -садо баровард подшоҳ.

-Вақте "Юсуф ва Зулайхо"-ро китобат мекардам, аз ин ду байт болотарашро наёфтам, гуфт Абдулғафури Лорӣ, -Ҳазрати устодӣ дар зифофи ҳазрати Юсуф бо Зулайхо мегӯянд:

Ду ғунча аз ду гулбун бардамида,
Зи боди субҳидам бо ҳам расида.
Яке нашкуфтаву дигар шукуфта,
Нуҳуфта ношукуфта дар шукуфта.

Байтҳо ба ҳама писанд омаданд. Аммо аз ҳар куҷои "Юсуф ва Зулайхо" ҳар кас мехонд, абёти яке аз дигаре ширинтар мебаромад. Аз ин ҷиҳат, он зуд дар Хуросону Мовароуннаҳр, Шервону Ироқ ва Туркияву Ҳиндустон машҳур гардид, ки ин чашмаи илҳоми Ҷомиро боз ба ҷӯш

овард. Вай дар соли баъд (889/1484) ду маснавии дигарро навишт. Ин дафъа аз паи ҷустани мавзӯи нав наафтода, барои қисмати севуми “Хамса” қиссаи “Лайлӣ ва Маҷнун”-ро баргузида, дар муҳлати камтар аз чор моҳ дар ин мавзӯъ маснавие суруд, ки 3860 байтро фаро мегирифт. Акнун танҳо қисмати охирини “Хамса” боқӣ монда буд. Ҷомӣ онро низ соли 889/1484 дар мавзӯи анъанавӣ – “Искандарнома” навишт. Чунин китоби бузурге, ки қариб 15 ҳазор байтро фаро мегирад, дар севу ним сол ба итмом расид. Ҷомӣ, ки аз шабу рӯз шаробу шоҳид талабидани Ҳусайни Бойқаро, дасисабозиву хабаркашӣ ва рақобату хиёнати аҳли дарбор, фисқу фуҷури амалдорон ва разолати рӯҳониён ба танг омада буд, барбод рафтани орзуҳояшро дар бораи подшоҳи одил фаҳмида, дар охирин маснавии “Хамса”-и худ “Хирадномаи Искандарӣ” дар олами хаёл ҷамъияти бесинферо бино намуд, ки аз зулму ҷавр, нобаробарӣ, истисмор ва дигар қабоҳатҳо пок буда, халқи озоду озодаи пиростае дорад.

Зи гуфтори беҳуда лабҳо хамӯш,
Фурӯ баста аз носазо чашму гӯш.
Наҷуста ба бад ҳаргиз озори ҳам,
Ба ҳар кори некӯ мададгори ҳам.
На з-эшон тавонгар касе, не фақир,
Бар эшон на султон касе, не амир.
Баробар ба ҳам қисмати молашон,
Мувофиқ ба ҳам сурати ҳолашон.
На аз меҳнати қаҳташон сол танг,
На бар сафҳаи сулҳашон ҳарфи ҷанг,
Зи як хона ҳар як шуда баҳраманд,
На дар бар дари хонаҳошон, на банд.

Ин беҳтарин ифодаи орзуву муроди халқ дар он замон буд!

Замоне, ки Ҷомӣ “Хамса” менавишт, Навоӣ ҳам дар тараддуди ҷавоби “Хамса” шуд. Аммо Ҷомӣ ба ӯ маслиҳат дод, ки чунин асарро ба туркӣ таълиф намояд, зеро дар форсӣ “Хамса”-ҳо зиёд буда, дар туркӣ ягон “Хамса” вуҷуд надошт.

Навоӣ дар андак муддат “Хамса”-и худро, ки бештар аз 27000 байт дошт, ба итмом расонда, нусхаи якуми онро ба устод тақдим карда гуфт:

-Мехоҳам назару ақидаи устодро дар ин кори ҳақир бидонам.

Ду устоди кулл, ду дӯст, ду шахсе, ки равнақи илму адабиёти замон аз бисёр ҷиҳат ба фаъолияти онҳо вобаста буд, дар суҳбат нишастанд.

Дар замони Султон Ҳусайни Бойқаро шоирони зиёде ба навиштани “Хамса” ва татаббӯи достонҳои алоҳидаи он ҳиммат мегумоштанд, баъзеҳо дар ин роҳ пайрави Низомӣ, баъзеҳо пайрави Амир Хисрави Деҳлавӣ, гурӯҳе ба ҳар ду тақлид мекарданд. Ин ҷавобгӯиҳо  аз замони Шоҳрух шурӯъ шуда, дар ҳамон вақт байни Улуғбек ва Бойсунғур дар тарҷеҳу тафзили “Хамса”-ҳои Низомӣ ва Амир Хусрави Деҳлавӣ бар якдигар баҳсу мунозираҳои зиёд мерафт. Дар қатори Ҷомӣ ва Навоӣ Котибӣ, Ашраф, Доъӣ, Салимӣ, Фасеҳи Румӣ, Мавлоно Алии Оҳӣ, Хоҷа Ҳасани Хизршоҳ, Ҳотифӣ, Суҳайлӣ ва дигарон аз ин қабил буданд.

Ҷомӣ таърихи назми туркиро хуб медонист. “Хамса”-и Навоиро бодиққат хонда баромада, дар “Хирадномаи Искандарӣ” бо мамнуният навишт:

Ба туркизабон нақше омад аҷаб,
Ки ҷодудамонро бувад муҳри лаб.
Зи чарх офаринҳо бар он килк бод,
Ки ин нақши матбӯъ аз он килк зод!

Ҷомӣ ва Навоӣ бо сурудани "Хамса"-ҳои худ на танҳо барои худ муҷассама гузоштанд, балки ба назми тоҷикиву туркӣ ҳам ҳайкали муҳташаме бино ниҳоданд.

## БАЗМИ СУХАН

Ҳар рӯзи ҷумъа шогирдон ва наздикони Ҷомӣ ашъори дар муддати як ҳафта гуфтаи худро барои ислоҳ назди вай оварда аз назараш мегузарониданд ва ҷиҳатҳои неку бади онро аз забони устод шунида, ба такмилаш мекӯшиданд. Ин гуна маҷлисҳо, ки бе дабдабаи зиёд, бо самимият, шеъру мусиқӣ ва бозии шатранҷу нард мегузашт, бо ҳарифонахӯрӣ, гаштак ва зиёфат омехта буда, гоҳе дар манзили Ҷомӣ, гоҳе дар ҳавлии ягон шогирди ӯ, баъзан дар гӯшаи хонақоҳе баргузор мегашт. Имрӯз мувофиқи ваъда шогирдон бояд дар ҳавлии устод ҷамъ меомаданд.

Оҳиста-оҳиста бегоҳ мешуд. Ҷомӣ давоту қалам, ҷузъгиру мистар ва коғазу қаламтарошро аз болои миз ғундошта, ба токча мегузошт ва хост аз хона баромада, дар беруни дарвоза меҳмононро истиқбол намояд. Ӯ ба тарафи дар қадам гузошта, аз паси дар асоро ба даст гирифт. Вай, ки дар нишастухез, гуфтушунид ва хӯроку пӯшок аз хидматгорон фарқ намекард, ҳозир ҳам бисёр одӣ ва хоксор менамуд. Қомати баланд, чеҳраи сабзинаи камгӯшт, риши кӯтоҳи мобайнаш тунук, ҷомаи пахтагин, ки аз болояш бо фӯта миёнро баста буд, саллаи хурд ва асои ҷавбеде, ки ду ваҷаб аз сараш баланд буд, ӯро ба хидматгоре монанд мекард. На ҳар кас пай мебурд, ки дар ин либоси одӣ бузургтарин инсон ва донишманду шоири аср аст. Ҷомӣ бо ин қиёфа аз дари ҳуҷра ба ҳавлӣ баромада, аз он ҷо ба кӯча баромад. Беруни дарвозаро ҳам гулбуттаҳо ва рустаниҳои

хушбӯй зеб медоданд. Дар ду тарафи дарвоза кодокҳои гилин барои нишастан сохта шуда буд.

Ҷомӣ дид, ки дар кодоки тарафи чап ҷавоне пойҳояшро овезон карда нишастааст: ин ҷавон писари қозии Систон буд, ки барои дидани Ҷомӣ омада буд. Вай худ ба худ сухан мегуфт: “Аз қарғи дарвоза нигоҳ кардам: аҷаб ҳавлии озодае доштаанд Мавлоно. Инҷояш ҳам бад не. Накҳати гулу раёҳин касро маст мекунад. Мурғи бахт имрӯз ба сари камина нишаст. Бо бузургтарин марди замон мулоқот мекунам”. Чашми ҷавон ба Ҷомӣ афтод. Вай гумон кард, ки ин мард ошпаз, ҳезумкаш ва ё ягон хидматгори одии Ҷомист. Дар ҳамон вазъи нишастааш ба Ҷомӣ рӯй овард:

-Эй бобо, ҳазрати Мулло дар хона ҳастанд?

-То ин замон дар хона буданд, -Ҷомӣ бо табассум ҷавоб дод.

Қозизода оташин шуд ва аз дил гузаронд: “Аҷаб, дар хонаи ин навъ азизон чӣ касоне хизмат мекунанд. Ҳам ба саволи мардум ҷавоб намедиҳанд ва ҳам механданд”. Ба Ҷомӣ муроҷиат карда, супориш дод:

-Эй гӯли гаранг, рафта ба ҳазрати Мулло гӯй, ки писари қозии Ситон омадааст ва мехоҳад ба мулозиматашон шарафёб гардад.

Ҷомӣ боз табассум кард. Қозизода дар ғазаб шуда:

-Ин хандаи шумо чӣ бало зебанда аст, -гуфт.

Аз поён як даста адибон, ромишгарон ва калоншавандагони Ҳирот савора омаданд, ки дар байни онҳо Биноӣ, Султоналӣ, Баёнӣ, Ҳотифӣ, Хоҷа Масъуди Туркман, Суҳайлӣ, Осафӣ, Ҳофизи Басир, Саид Аҳмади Ғижжакӣ, Ахӣ, Атоуллоҳ ҳам буданд. Аз канори дигар Зӯбӣ расида омад. Баъди салому алайк ва пурсупос ҳама бо таклифи Ҷомӣ ба меҳмонхона даромаданд. Қозизода ҳам даромада дар гӯшае ҷой гирифт ва аз мулоқоти мардум бо

ин хизматгор ҳайрон буд: чаро ба як хизматгор ин қадар эҳтиром мекарда бошанд. Ҷомӣ дар пасаки дар нишаст. Ҳама ба хайрияти қадам “омин” гӯён даст ба рӯ кашиданд. Фурсате гузашту дастурхон густурданд. Дар болои он нону ҳалво, мева, дӯғу гулоб гузоштанд.

Қозизода аз ғояти ноаёнӣ дар байни асҳоб Ҷомиро наёфта, бетоқат шуд ва ба каси дар паҳлӯяш нишаста, ки Амир Атоуллоҳ, мударриси мадрасаи Навоӣ буд, оҳиста савол дод:

-Магар ҳазрати Муллоро касе хабар накард, ки азизон мунтазири мулоқотанд?

Мир Атоуллоҳ ба ҷои ҷавоб ба саволи Қозизода бо савол пурсид:

-Махдум, магар шумо аз ин шаҳр нестед?

-Не, ман дар Ҳирот бори аввалам.

-Ҳазрати Мавлавӣ он аст, ки дар кафшгоҳ нишаста, -ва Мир Атоуллоҳ ба он тарафе, ки Ҷомӣ нишаста буд, ишорат кард.

Қозизода ба Ҷомӣ нигариста, ӯро бо назари озмоиш таҳқиқ кард. Ба назараш ин пирамард касе буд, ки ҳаргиз сиёҳро аз сафед фарқ намекунад. Вай аз Мир Атоуллоҳ пурсид:

-Шумо шӯхӣ мекунед, ё рост мегӯед?

-Чаро шӯхӣ мекардаам?

-Эй ёрон, эй азизон... –ин дам ба гап сар кард Ҷомӣ.

Қозизода ҷаҳида аз ҷой хест ва тирвор худро аз дар берун кард.

-Зинҳор намонед, ки Қозизода гурезад! -Ҷомӣ саросема ба ҳозирон рӯ овард. Чанд нафар аз паи Қозизода тохтанд, Ҷомӣ воқеаро ба ҳозирон гуфт. Ҳама бо завқ хандиданд.

Вақте ки Қозизодаро оварданд, вай лаб ба илтиҷо кушод:

-Аз барои Худо, маро ба ҳоли худ гузоред, “ал-ғарибу ка-л-аъмо”, ғариб монанди кӯр аст.

-Боке надорад, ба ростӣ, то ҳол мо аз сухбати касе ин қадар лаззат набурдаем, -гуфт Ҷомӣ бо меҳрубонӣ.

Сабаби ба хонаи Ҷомӣ омадани Қозизода ин буд: Мавлоно Наҳвии Ҳиравӣ, ки ба Систон рафта, аз мардуми он ҷойҳо илтифоте надида буд, аҳолии Систонро ҳаҷв кард, ки зуд дар ҳама ҷо паҳн гардид. Ин чанд байт аз он ҳаҷвия аст:

Саргаштатар зи ахтарам аз гардиши фалак,
Толеъ мадад намекунаду бахт ҳеҷ як.
Афтодаам ба хиттаи вайронае, ки ҳаст,
Бодаш самуми оташеву хоки ӯ намак.
Ҳар сӯ бар ӯ равӣ, ба раҳ дузд дар камин,
Бар қасди ҷон нишаста чу бемории лакак.

Қозизода инро шунида, ба Мавлоно Наҳвӣ ҷавоб навишт, ки ин байт низ дар он буд:

Гар айби хоки поки Систон кунад касе,
Дарё палид менашавад аз даҳони саг.

Ҷомӣ таърифи ин ҷавонро шунавида, хоҳиши мулоқот карда буд. Қозизода аз рӯи он даъват ба даргоҳи Ҷомӣ омад. Чун ин воқеаро Ҷомӣ аз хотир мегузаронд, ба берун нигоҳ кард.

Дар ин вақт Навоӣ омад. Ҳама аз ҷо хеста, ӯро истиқбол карданд. Навоӣ барои таъхири худ аз устодаш маъзаратпурсон бо ӯ оғӯш кушода вохӯрӣ кард. Бо пешниҳоди ҳама ӯ аз пешгоҳ ҷой гирифт.

-Аҳли завқ ва аҳли ҳунар ҳама дар ин ҷову мо пойбасти гирудори зиндагонӣ ва сарсону саргардони кӯчаи

пушаймонӣ, кас дақиқае фурсат намеёбад, ки нафаси беғам кашад...-гуфт ӯ баъди фотиҳа.

Дар ин вақт чашми ӯ ба Қозизода афтод, ӯро махсус пурсупос кард.

Оҳиста-оҳиста суҳбат қӯр гирифт ва шогирдони Мавлавӣ Ҷомӣ, ки аксар рафиқони ҷонӣ буданд, мисли шуарои Ҳирот аз ҳар вилоят, ҳатто аз чанд кишвару миллат буда, дар уфуқи адабии Ҳирот ҳар кадоме чун машъали тобон шинохта шуда буданд. Онҳо китобҳои Ҷомиро дар пеши худи ӯ гузаронда, агар дар мавриде ба кашфи сирре ё баёни нуктае муҳтоҷ мешуданд, худи устод мушкили онҳоро осон мекард. Ин дафъа ҳам як бахши суҳбатро ҳамин чиз ташкил менамуд. Баъд ҳозирон ашъори худро ба устод арз карданд.

Дафъаи гузашта ёрон бидуни изни устод ба қароре омада буданд, ки ба ғазали зерини Ҷомӣ ҷавоб гӯянд ва дар мавзӯъҳои озод ҳар кас мухтор буд, ки ҳар навъ сухан гӯяд:

Навбаҳорон, ки дамад шохи гуле аз гили ман,
Ғунчаҳояш бувад оғушта ба хуни дили ман.
Бе ту з-ин сон ки ба ҷон омадам аз ҳастии хеш,
Зуд бошад, ки шавад кӯи адам манзили ман.
Набувад ҳамраҳи ҷонам ба ҷуз андешаи ту,
Чун бубананд аз ин дайри фано маҳмили ман.
Лутф фармову бикаш теғу бикуш зор маро,
Гарчи ҳайф аст, ки бошад чу туе қотили ман.
Ин чӣ суд асту чӣ савдо, ки ба бозори ғамат,
Сими ашку зари рухсора бувад ҳосили ман.
З-он чи султони хаёли ту маро таъйин кард,
Дами нақд ашки равон беш нашуд восили ман.
Ҷомиё, то битавон ҷоми май аз даст мадеҳ,
Ки аз ин ёфт кушоиш ҳамагӣ мушкили ман.

Чанд нафар ғазалҳои ҷавобияи худро хонданд. Аммо ба аҳли суҳбат ғазали Хоҷа Шаҳобиддин Абдуллоҳи Марворид, ки Баёнӣ тахаллус дошт, бештар писанд афтод:

Оҳ, к-аз ҳар кӣ вафо буд умеди дили ман,
Ғайри навмедӣ аз ӯ ҳеҷ нашуд ҳосили ман...

Аммо Давлатшоҳи Самарқандӣ ба фикри умум розӣ нашуда, ғазали Баёниро танқид кард ва гуфт:

-Банда ҳам лоиқи ҳол ҷавобе гуфтам, агар густохӣ шавад ҳам, мехоҳам онро ба самъи ҳозирон бирасонам.

-Марҳамат, қироат кунед, шумо соҳиби табъи салим ҳастед, ғазалро некӯ мегӯед, вале кам мегӯед,-гуфт Ҷомӣ.

Давлатшоҳ бо овози баланд ҷавобияи худро хонд:

Дигареро макуш аз ғамза ба рағми дили ман,
Ҳар замон қасди ҳалокам макун, эй қотили ман.
Мекашӣ ханҷару хун мехурам аз ҳасрати он,
Ки шавад ранҷа дами теғи ту аз бисмили ман.
Қобили давлати ғамҳои ту оё дили кист?
Нест мақбули ту боре дили ноқобили ман.
Ёр бигзашту рақиб аз асари ӯ бирасид,
Оҳ аз ин бахти баду давлати мустаъҷили ман.
Сар бинеҳ бар сари он кӯй Улоӣ, з-он рӯй
То дами ҳашр дар ин ҷост чу сарманзили ман.

-Бад не, ин ғазал дар таносуби сухан ва мантиқ нуқсе надорад, вале писарам, шумо эҳсосот ва дилро аз эътибор берун гузоштаед, таронаи ишқ таронаи дил аст, на хурӯши забон, -гуфт Ҷомӣ. –Аз афташ ба ӯ умуман ин ғазалҳои ҷавобӣ хуш наомаданд, ки бо оҳанги таъкид ба шогирдон хитоб кард: - Каси дигар боз ба ин ғазал ҷавоб гуфта бошад, навиштаашро монда равад, баъдан мебинем; акнун

биёед бубинем, ки кӣ шеъри бикре гуфтааст, ки ихтирои худи ӯ бошад.

Аввалин шуда, Биноӣ ғазале хонд, ки ҳама ба ҳар байти он таҳсин мекарданд. Ҷомӣ матлаи онро бисёр писандид:

Ба сурма он ки сияҳ кард чашми ёри маро,
Ба сони сурма сияҳ кард рӯзгори маро.

Навоӣ, ки дар паҳлӯи Биноӣ нишаста буд, якпаҳлӯ гашта, пои худро дароз кард. Пояш ба ақиби Биноӣ расид. Ба табассум гуфт:

-Имрӯз аҷаб ҳолатест, ки пой дароз кунӣ, ба дунбаи шоир мезанад.

Биноӣ гуфт:

-Агар ҷамъ мекунед ҳам, ҳол ҳамин аст.
Ин зарофатгӯӣ ба давра гармӣ овард.

Хоҷа Масъуди Туркман, ки аз шогирдони Ҷомӣ буда, дар ин ҳангом маснавии "Шамсу Қамар"-ро ба поён расонида буд, дар ҳаққи Ҷомӣ табаррукан чанд байте гуфта буд, аммо фурсате намеёфт, ки онро аз пеши Ҷомӣ гузаронад, зеро Ҷомӣ ҳама касро дар ҳама ҳол аз мадҳи худ монеъ меомад. Муаллифи китоб аз Абдулвосеи Низомӣ хоҳиш кард, ки онро нусха бардорад ва дар фурсати муносибе ин абётро ба Мавлоно арза дорад. Абдулвосеи Низомӣ хоҳиши дӯсташ Хоҷа Масъуди Туркманро ба ҷо оварда, китоби "Шамсу Қамар"-и ӯро рӯйнавис кард ва онро хост ба Ҷомӣ супорад. Аммо ба ин фурсат наёфта, имрӯз он нусхаро ба муаллифи маснавӣ супурда буд. Хоҷа Масъуд аз бағал он нусхаро бароварда гуфт:

-Каминаи мухлис маснавие иншо кардаам ва онро ба устод бахшидаам, агар иҷозат шавад, абёти васфияи дар ҳаққи устод гуфтаамро бихонам.

Ин муқаддима такаллуфе беш набуд. Бинобар ин, вай мунтазири иҷозат нашуда, хондан гирифт:

Ту, эй дил, чашми худ бикшо замоне,
Ки то бинӣ ҷаҳоне дар ҷаҳоне...

Шеър хеле дароз буд. Ҳозирон аз рӯи эҳтиром ба Мавлавӣ Ҷомӣ бо камоли диққат онро мешуниданд. Аммо чун қироаткунанда ба байти

Хуросон синаи рӯи замин аст,
Агар дар сина илме ҳаст – ин аст.

расид, якбора якчанд нафар ба таҳсини ӯ лаб кушода, байтро такрор карданд. Хоҷа Масъуд ин боби маснавии худро боз хеле хонда, бо ин мисраъҳо ба поён расонд:

Аз он мадҳи ту гуфтам, то дар айём
Бимонад зинда аз номи туам ном.
Аз ин андеша ман шодам, ту дилтанг,
Маро ном аст ин гуфтан, туро нанг!

Вақте мадҳия ба охир расид, ҳама ба таҳсини нозим лаб кушоданд. Ҷомӣ ноилоҷ табассуме карду гуфт:

-Яке аз камолоти манзалати шоирӣ ҳамин аст, ки ба забони суханорой ҳечро чизе созанд, беҳуда нагуфтаанд, ки "аҳсан-ул-шеъри акзабуҳу” (беҳтарини шеър дурӯғтарини он аст). Аммо аз ин китоб номи маро, ки бо ин муболиға ва дастур навиштаед, бояд сутурд.

Навоӣ муаллифро ситоиш намуда, риштаи суханро ба дигар тараф кашид:

-Акнун навбати ёри азиз, Мавлоно Суҳайлӣ.

Дигарон ҳам илтимоси ӯро тарафдорӣ карданд.

-Хоҳишмандем.

Суҳайлӣ бо аломати савол назаре ба тарафи Ҷомӣ афканд. Ҷомӣ фаҳмид, ки аз ӯ иҷозат пурсиданист. Бинобар ин, ӯ ҳам аз тарафи худ илтимос кард:

-Марҳамат, марҳамат, азизон илтимос мекунанд.

-Мавлоно Суҳайлӣ каси хоксоранд, то ҳазрати Махдумӣ иҷозат надиҳанд, қуфли даҳонашонро намекушоянд, -гуфт Навоӣ.

-Худашон беҳуда нагуфтаанд, -гуфт Ҷомӣ:

Наёбӣ чун Суҳайлӣ хоксоре,

Агар барҳам занӣ рӯи заминро.

Суҳайлӣ каме сурх шуд, хост сукут варзад, вале сухан гуфтанро авло донист:

-Як ғазал ба тозагӣ гуфта будам, ки матлаи онро ба самъи муборaки устод мерасонам:

Шаби ғам гирдбоди оҳам аз ҷо бурд гардунро,

Фурӯ хурд аждаҳои сели ашкам рубъи маскунро.

-Мавлоно, шумо шеър мехонед ва ё моро метарсонед? –гуфт Ҷомӣ.

Боз хонаро садои ханда фаро гирифт.

-Дар ҳақиқат ҳам ин байт ваҳшатангез будааст, -гуфт Баёнӣ.

Бо хоҳиши ҳозирон Суҳайлӣ ғазалро то охир хонд. Навоӣ онро бисёр таъриф кард. Сайид Шамсиддин Муҳаммади Андиҷонии мулаққаб ба Мири Сарбараҳна ба рафтори Навоӣ ҳасад бурда, ба гап ҳамроҳ шуда гуфт:

-Ҷаноби Мир шеъри форсиро баъзан сатҳӣ мефаҳманд ва гоҳе худашон ҳам фикрҳои торикро дар қолаби назм ҷой медиҳанд. Дар қасидаи “Тuҳфат-ул-афкор” гуфтаанд:

Як назар фармо, ки мустасно шавам з-абнои ҷинс,

Саг чу шуд манзури Наҷмуддин, сагонро сарвар аст.

Ин ҷо зери коса нимкоса ҳаст, ҷаноби Мир шояд бидуни ихтиёр аҳли боргоҳи олиро саг гуфтаанд, ки ниҳояти қабоҳат аст.

-Шоядダониста гуфта бошем, -гуфт Навоӣ ба шӯр омада.

Суҳайлӣ хост ин моҷароро пасанда кунад. Ба Мири Сарбараҳна гуфт:

-Як сӯ гузоред ин баҳси нодаркорро. Беҳтараш аз шеърҳои худатон бихонед.

Мири Сарбараҳна бо зарда гуфт:

-Ҷаноби Амир Алишер ғазале доранд, ки матлааш ин аст:

Эй ки хокистари гулхан шуда оромгаҳам,
Шонд девонагии ишқ ба хоки сияҳам.
Банда онро ҷавоб гуфтаам, ҳамонро мехонам:
Он сияҳсарв, ки дар сояи худ дод раҳам,
Кард ғаммозиву биншонд ба хоки сияҳам.

Навоӣ аз ин киноя ва махсусан аз калимаи “шонд”-ро, ки ба ҷои “шинонд” омадааст, тӯл дода талаффуз кардани Мири Сарбараҳна ниҳоят ранҷида, ғубори малолат ваҷоҳати ӯро фаро гирифт ва торафт ғазаб ӯро гулӯгир мекард. Аммо худро нигоҳ дошт, заҳри ин киноя дар он буд, ки Мири Сарбараҳна бештар аз бист сол шайхи мазори Шайх Луқмони Паррон буд. Ҳар сол аз вақфу назри он қариб саду панҷоҳ ҳазор динор ҳосил мешуд, аммо Мири Сарбараҳна бештари онро сарфи худ карда, ба муҳтоҷон намедод, ё хеле кам медод, аз он маблағ ба дигар корҳои хайр ҳеҷ сарф намекард. Ин рафтори ӯ сабаби он шуд, ки Ҳусайни Бойқаро ӯро аз шайхӣ бекор кунад. Мири Сарбараҳна гумон мекард, ки Навоӣ дар ин кор шарик ва маслиҳатчии асосист. Бинобар ҳамин, фурсатро мусоид ёфта, хост, ки ниқор гирад.

Осафӣ чанд мартаба хост, ки шеъри худро ба муҳокимаи аҳли суҳбат гузорад. Аммо ҳаракатҳои ӯ аз

чашми Ҷомӣ пинҳон монд. Ниҳоят, ӯ бо қиёфаи афсурда ва хотири ранҷида ба гила оғоз кард:

-Аз чӣ сабаб бошад, ки устод ашъори бандаро ҳар дафъа баъд аз ҳама истимоъ мефармоянд.

-Луқмаи лазизро баъд аз таомҳои дигар мехӯранд, то ки чошнии он то дер дар мазоқ бимонад ва лаззаташ дар ком, -гуфт Ҷомӣ ва каме сукут варзид ва фармуд: -Марҳамат, навбати шумо.

Осафӣ аз ин муомилаи Ҷомӣ, ки онро чашмддор набуд, ниҳоят шод шуд, пардаи афсурдагии хотири ӯ зуд бардошта шуд. Вай бо ҳиссиёти баланд хонд:

То барафрӯхтаӣ з-оташи май рӯи сафед,
Шамъ пиронасар оташ зада дар рӯи сафед.
Медамад субҳ, магар модари айём кушод
Дар вафоташ шаби ҳиҷрони ту гесӯи сафед?
Дар шафақ дид маҳи иду ишоратҳо кард
Пири мо сӯи майи сурх ба абрӯи сафед.
Меравад Осафӣ аз ҳол ба ҳоле, ки туро
Турра чавгони сияҳ асту зақан гӯи сафед.

Чун ғазал тамом шуд, аксари ҳозирон ба таҳсини соҳиби он лаб кушоданд.

-Мутақаддимин ғазалҳое бо радифи "сафед" зиёд гуфтаанд, ғазали Хоҷа Осафӣ аз беҳтарини онҳост, билхосса байти пеш аз мақтаъ, -гуфт Ҷомӣ.

-Ҳақиқати шеър андеша ва хаёл аст, ки Хоҷа Осафӣ дар ғазали хеш ин ҳақиқатро собит кардаанд, -илова кард Лорӣ. Зӯбӣ ба нияти хотири ҳозиронро хуш кардан латифагӯӣ мекард:

-Вақте ба Каъба рафтам, девонамро ба ҳаҷаруласвад[14] молидам.

[14]Ҳаҷаруласвад – санги сиёҳи Каъба.

-Агар дар оби Замзам мемолидед, беҳтар мебуд, -гуфт Ҷомӣ.

Ҳотифӣ, ки хосияти нешзанӣ дошт, хост бештар Зӯбиро ковад. Аз ӯ илтимос кард:

-Мавлоно Зӯбӣ, аз ҳамон девон ягон шеър мехондед?

-Хӯш-хӯш, бо ҷону дил, -гӯён Зӯбӣ ин байтро хонд:

Дилбари ман меравад хиромон,

Бод фидои сараш ҷону дил.

Ҳозирон аз ханда рӯдакан шуданд.

-О, ин шеър вазну қофия надорад-ку? –гуфт Ҳотифӣ.

-Пояи шеъри Мавлоно Зӯбӣ аз он баландтар аст, ки дартангнои вазну қофия ғунҷад, -гуфт Ҷомӣ.

-Устод, ба банда як хати барот диҳед, ки дигар касе ба қобилиятам шубҳа карда натавонад, -гуфт Зӯбӣ ва хост аз ҷой хеста, қаламу қоғаз орад. Вале Ҷомӣ ӯро боздошт:

-Ба навиштан ҳоҷат нест, ҳамаи ҳамин касон шоҳид, ки мо шуморо таъриф кардем.

Боз ҳозирон завқ карданд. Ҷомӣ ба устод Шайхии Ноӣ рӯй овард:

-Мавлоно Зӯбӣ мехоҳанд нағмае бишнаванд.

-Бале, бале, -мегуфт Зӯбӣ.

Шайхии Ноӣ савти дилхароше навохт. Биноӣ дар фуроварди нағма дар ситоиши найнавоз гуфт:

> Бисӯхт з-оташи ной дили балокаши ман,
> Магар ба най нафасе медиҳад бар оташи ман?

Сипас устод Сайид Аҳмади Ғижжакӣ ба навохтан сар кард. Ҳофизи ширинадо Мавлоно Ахӣ ҳам гӯё мунтазири ҳамин буд, ки нағмаро мувофиқ ёфта, ба он ҷӯр шуд:

Ба азми тавба саҳар гуфтам истихора кунам,
Баҳори тавбашикан мерасад, чӣ чора кунам?

Сухан дуруст бигӯям, наметавонам дид,
Ки май хуранд ҳарифону ман назора кунам.

Суруду оҳанг давом мекарду воқеаи ба маҷлиси Ҷомӣ роҳ ёфтани Мавлоно Аҳӣ аз хотири соҳиби хона мегузашт. Бомдоде устод Дарвеш Шодӣ, ки аз ҳофизон ва оҳангсозони забардасти замон буд, аз роҳе мегузаштааст, ки дар сари он роҳ дӯкони нонвое воқеъ гардида будааст. Аз даруни дӯкон касе суруд мехонд. Устод Шодӣ мафтуни овоз шуда, фурсате тавaққуф менамояд. Савт нав буду овоз ношинос. Устод ба дӯкон медарояд. Ҷавоне сурудхонон нон тунук мекард. Ҷавон якбора ба хондани яке аз савтҳои устод шурӯъ мекунад.

-Ҳамин савтро ба ту додам, -мегӯяд Дарвеш Шодӣ баъди хотима ёфтани он.

-Эй устод, аз ин ки шумо савти худро ба ман диҳед, маро чӣ фоида? –мегӯяд ҷавон.

-Умедворам, ки аз нодираҳои замон ва фарзонагони даврон мешавӣ, -мегӯяд  Дарвеш Шодӣ.

Хабари ҷавони хушхон ба Ҷомӣ расид. Ӯ ҷавонро аз шогирдии нонвой гирифта, барои тарбияттназди устод Шодӣ роҳӣ кард ва барои ин кор ба ҳар ду ротибае муайян монд. Баъди чанде ҷавонро аз имтиҳони Ҷомӣ мегузаронанд. Вай ғазали Ҷомиро месарояд:

Омадам дар дил асоси ишқ муҳкам ҳамчунон,
Бо ғамат ҷони балофарсуда ҳамдам ҳамчунон.

Аммо аҷибаш ин буд, ки ин ғазалро қаблан устод Шодӣ дар мақоми “Ироқ” оҳанг баста буд. Аҳӣ онро аз “Ироқ” гардонида, ба савти “Рост”-и “Панҷгоҳ” мувофиқ кунонда, аз усули Туркзарб истифода карда буд, ки оҳангро бисёр ҷаззоб мекард. Акнун он ҷавон хеле маҳорат пайдо карда буд.

Ҷомиро авҷи суруди Ҳофиз ба худ кашид:
Гадои майкадаам, лек вақти мастӣ бин,
Ки ноз бар фалаку ҳукм бар ситора кунам.
Агар зи лаъли лаби ёр бӯсае ёбам,
Ҷавон шавам зи сару зиндагӣ дубора кунам.
Зи бода хурдани пинҳон малӯл шуд Ҳофиз,
Ба бонги барбату най розаш ошкора кунам.

Аввал суруди ҳофиз ва баъд садои ғижжак қатъ гардид. Чанд бор садоҳои "боракаллоҳ", "офарин", "кам нашавед", "салламно" ва "аҳсант" баланд шуд. Ҷомӣ аз афташ аз нағмаи дилхароши ғижжак бештар мутаассир шуд, ки баъди фурсате сукут ба сухан омад.

-Мусиқиро беҳуда забони дил нагуфтаанд, дар ҳақиқат нағмаи хуб дилро ба тапиш ва эҳсосотро бо ваҷд оварда, чун мазҳари покӣ занги замири касро мезудояд, ҷое, ки калом қодир нест, мусиқӣ кор медиҳад, мисли ишқ латифу аз чашм ниҳон.

Ғижжакӣ аз ин суханҳо рӯҳ гирифта, боз устодонатар ба навохтан пардохт. Яке аз ҳозирон ғазали Ҷомиро дар васфи ҳамин ғижжакӣ, ки соле чанд пештар навишта шуда буд, ба хондан сар кард:

Садои он ғижжакам кушту шакли он ғижжакӣ,
Ки шӯри маҷлиси ушшоқ шуд зи пурнамакӣ.

Ҳозирон баробари итмоми ғазал лаб ба таҳсин кушоданд:

-Офарин, сари моро ба осмон расондед.

Ин таҳсинҳо ҳам ба мутриб, ҳам ба хонандаи шеър ва ҳам ба гӯяндаи он дахл дошт.

Ҳотифӣ аз суҳбат лаззат бурданашро ифода карда, изҳор кард:

-Дар маҷлиси ҷаноби тағоии мо ҳама чиз ҳаст, аммо беҳуда нагуфтаанд, ки нолаи найро пиёлаи май мебояду нағмаи рубобро косаи шароб.

Ҷомӣ аз ин сухани хоҳарзодааш ошуфта, гуфт:

-Мо дар тааҷҷубем, ки баъзе мардум чизҳои аҷиб мехӯранд, мисли шароб ва банг, аз барои он ки эшонро кайфияти хуше ҳосил шавад ва ҳол он ки касе шароб мехӯрад, аз доираи ислом берун меравад ва ба даррандаву ҳайвон мубаддал мегардад, ки халқи Худо аз вай дар ташвиш мемонанд. Бадтар аз ҳама он аст, ки ин ҳолро ҳузуру кайфият ном кардаанд, -Ҷомӣ чанд бор ба аломати надомат сар ҷунбонд. –Ҳеч кайфияте хуштар аз ҳушёрӣ нест, ки кас аз ҳоли худ огоҳ бошад.

Ҳотифӣ аз шарм ҷои нишастан намеёфт. Хост гӯяд, ки шӯхӣ кард, аммо ин узрро бадтар аз гуноҳ шумурду ноилоҷ хомӯш монд.

-Аз шароби ишқ мебояд маст буд, чун Маҷнуни Омирӣ, -гуфт Ҷомӣ.

-Азизон, чандест мехоҳам ҳаёти худро сарфи шоирӣ кунам, лекин...-гуфт Ҳотифӣ ва мад кашида монд.

-Чӣ лекин? –касе савол дод.

-Агар устод фотиҳа медоданд, ба назми "Лайлӣ ва Маҷнун" шурӯъ мекардам.

-Якбора? –гуфт Ҳофизи Басир бо аломати савол.

-Мавлоно Абдуллоҳ қобилияти хубе доранд, ашъори зиёде гуфтаанд, аммо ба касе нишон намедиҳанд, мо ашъори обдори он касро зиёд шунидаем, -гуфт Беҳзод ба гап ҳамроҳ шуда.

-Ҳазрати Махдумӣ чӣ мегӯянд? –пурсид Навоӣ.

-Мо дирӯз Абдуллоҳро имтиҳон кардем ва ба ӯ фармудем, ки ин се байти устоди Тӯсро ҷавоб гӯяд:

Дарахте, ки талх аст ӯро сиришт,
Гараш барнишонӣ ба боғи биҳишт,

Ки аз ҷӯи хулдаш ба ҳангоми об,
Ба бех ангабин резию шаҳди ноб,
Саранҷом гавҳар ба кор оварад,
Ҳамон меваи талх бор оварад.

Ҷомӣ ин се байтро ниҳоят бо таъсир хонд ва ба Ҳотифӣ ишора кард:

-Ҷавобатро хон, дӯстон бишнаванд.

Ҳотифӣ гарданашро баланд бардошта, бо виқор аз ёд хонд:

Агар байзаи зоғи зулматсиришт,
Ниҳӣ зери товуси боғи биҳишт,
Ба ҳангоми он байза парварданаш
Зи анҷири ҷаннат диҳӣ арзанаш,
Диҳӣ обаш аз чашмаи Салсабил,
Дар он байза гар дам занад Ҷабраил,
Шавад оқибат байзаи зоғ зоғ,
Кашад ранҷи беҳуда товуси боғ.

-Боракаллоҳ, Мавлоно Абдуллоҳ, -таҳсин кард Навоӣ.

-Табъи Абдуллоҳ пурмоя аст, акнун ӯро шоир гӯем мешавад, вале устоди Тӯс калимаи “дарахт”-ро як бор истифода карда, хоҳарзодаи мо барои сохтани ин қитъа дар ҳар байте байза гузоштааст, -гуфт Ҷомӣ ва хушҳолии мардумро пай бурд, зеро байзаву тухм гузоштан киноя аз коре буд, ки бо сахтӣ анҷом пазирад. Ҷомӣ ҷараёни суханро ба тарафи дигар тофт: -Аз такрори бемавриди калимот хотири хонанда ва шунаванда хастагӣ пайдо мекунад, калимаҳои бемавқеъ ҳам иллати сухан аст, ки онро даво кардан зарур аст ва қалам аст табиби сухан, ки ҳар иллатро метавонад даво кунад, афсӯс, ки дар замони мошеърҳои пуриллат гуфтан одат шуда, баъзеҳо шеърро бо бозию дилхушӣ табдил додаанд, ба мо нақл карданд, ки Мавлоно

Симӣ, ки муамморо хуб мегӯяд, вале дар анвои дигари шеър қобилияте надорад, дар як рӯз бо шарт ду ҳазор байт назм карда навиштааст ва дар ангуштарини худ ин байтро муҳре канда:

Як рӯз ба мадҳи шоҳи покизасиришт
Симӣ ду ҳазор байт гуфту бинавишт.

-Аз ин гуна шеър чӣ суд? –савол партофт Ҷомӣ ба ҳозирон.

Баъзе аз ҳозирон ба дурустии ин ривоят гувоҳӣ доданд.

-Кош ба ҷои он ду ҳазор байте, ки ягон байти онро намедонад, як байти хуб мегуфт, -гуфт Ҷомӣ.

-Мавлоно Ҳотифӣ ҳанӯз ҷавонанд, тавфиқ диҳад, ислоҳ мешаванд, фотиҳа диҳед, - пешниҳод кард Навоӣ.

-Фотиҳа диҳед! Фотиҳа диҳед! –аз суҳбат садоҳо баромад.

Ҷомӣ моил гардид. Ҳотифӣ аз ин шердил шуда:

-Мехостам табаррукан ифтитоҳи достонро шумо мегуфтед. Ҷомӣ коғазу қалам гирифта, чизе навишт ва баъдан онро бо овози баланд хонд:

Ин нома, ки хома кард бунёд,
Тавқеи қабул рӯзияш бод!

Коғазро ба Ҳотифӣ дароз карда, даст ба фотиҳа бардошт:

-Кушоиши кор, илоҳӣ омин! –гуфт ва дастро ба рӯ молид. Ҳозирон низ "илоҳӣ омин"-гӯён даст ба рӯ молиданд. Ҷомӣ таъкид кард, ки илҳом ғайбӣ бошад ҳам, бо шуғли шабонарӯзӣ онро ром мебояд кард.

Суҳбат боз хеле давом кард. Самимият ва сафо дар ин анҷуман ҳукмфармо буд.

Пайт ёфту Навоӣ масъалаи рафтанро ба миён гузошт:

-Азизон, шаб аз шаб гузашт, акнун устод иҷозат бидиҳанд, биравем.

Ба ҳама пешниҳоди ӯ писанд омад. Бо иҷозати соҳибхона ба дастурхон фотиҳа хонда, бархостанд ва ҳар кадоме аспи худро ҷилавгирон аз манзили Ҷомӣ дуртар рафтанд. Сипас, аспҳоро савор шуда, роҳи шаҳрро пеш гирифтанд.

Ҷомӣ худ ба худ ба андеша фурӯ рафт: “Чӣ мардуми хубе ҳастанд, суҳбаташон малоли хотирро мезудояд. Лекин афсӯс, мисли Зӯбӣ касоне ҳам ҳастанд. Ҷаҳл онҳоро кӯр кардааст. Ҷаҳл сарчашмаи ҳамаи бадиҳост”, аз дил мегузаронд ӯ ва якбора бо овози баланд худ ба худ хитоб кард: “Бало ба пасаш...” ва боз ғарқи хаёл шуд ва баъди каме боз худ ба худ хитоб кард:

-Не, бояд ниҳоли ҷаҳл барканда гардад.

Агар будӣ аз ҷаҳл ҳар сина соф,
Барафтодӣ аз халқ расми хилоф.

Ҷомӣ каме ба ин тараф ва он тарафи боғ қадам зад, гоҳ ба моҳи ҷаҳонтоб чашм медӯхт, гоҳ чашмакзании ситораҳоро наззора мекард ва гоҳ ба гулҳои боғ нигоҳ меафканд, дунёро шаби асрорангез ба коми худ кашида буд. Шоир аз ин дунёи беохир чизеро меҷуст...

## ДАФТАРИ УМР

Дар маҷлисҳои шоҳона, ҷамъомадҳои дарвешон, маъракаҳои серодам ва суҳбатҳои хосаи аҳли завқ ашъори Ҷомӣ садо медод, ошиқон бо ғазалу рубоиҳои ӯ рози дил гуфта, пирон бо ҳикматҳои вай ҷавононро адаб меомӯзонданд, саодатмандон бо гуфти ӯ таронаи шодӣ суруда, мусибатзадагон дар марсияҳои вай дармони дили

пурдард меҷустанд. Хулоса, девону “Хамса”, “Силсилат-уз-заҳаб”-у “Саломону Абсол” ва рисолаву китобҳои Ҷомӣ даст ба даст мегаштанд ва дар замири мардумон тухми некӣ мекоштанд. Вале барои вай шеър гуфтан ва китоб навиштан ба ҳукми одат даромада буд. Аз ин ҷиҳат, ӯ, ки умраш аз 70 гузашта буд, даст аз навиштан накашида, бо як рӯҳияи хастагинопазир асарҳои нав менавишт. Ин рубоӣ ҳолати дар он рӯзҳо доштаи шоирро шоҳидӣ мекунад:

Ҳастам зи алоиқи ҷаҳон озода,
Дорам ҳама асбоби тараб омода.
Ашъор-надиму касби дониш-маъшуқ,
Дафтар-дафу килк-най, сиёҳӣ-бода.

Рӯзе Навоӣ ба назди ӯ омада изҳор кард, ки мехоҳад доир ба муаммо рисолаи кӯтоҳтарин ва содатарине дар даст дошта бошад, ки аз рӯи он баъзе кӯдакони шиносро таълим диҳад. Дар фуроварди сухан ӯ гуфт:

-Ҳазрати Махдумӣ, қаблан чунин муҳиммоти мардумро фақат ҷаноби шумо мебаровардед?

-Ту ин ташвишро накаш, мо, ки ҳанӯз пир нашудаем, менависем, -гуфт Ҷомӣ ва дар худи ҳамон ду-се рӯз «Рисолаи асғари манзуми муаммо»-ро навишта ба Навоӣсупурд.

Бо илтимоси дӯсте ё мухлисе асар навиштан одати деринаи Ҷомӣ буд. Вай дар пиронсолӣ ҳам ин одатро тарк накарда, чунонки қаблан ҳам бисёр китобҳояшро бо илтимоси Навоӣ, “Таҳқиқ-ал-мазоҳиб”-ро бо хоҳиши подшоҳи Туркия Султон Муҳаммади Фотеҳ, “Лавоеҳ”-ро бо хости подшоҳи Озарбойҷон Ҷаҳоншоҳ эҷод карда буд, бо дархости Навоӣбарои назарияву амалияи мусиқиро ёд гирифтани Қулмуҳаммади Удӣ, ки дар таърихи тамаддуни мо чун яке аз бузургтарин устодони ин фан ворид

гардидааст, “Рисолаи мусиқӣ”-ро навишта, бо хоҳиши яке аз мухлисони кирмониаш “Рисолаи шароити зикр”-ро таълиф карда, ба он ҷо мефиристад, аз рӯи илтимоси иродатмандони ҳиндустониаш “Рисолаи ҷавоби саволу ҷавоби Ҳиндустон”-ро тасниф намуда, дастраси онҳо мегардонад. “Сураи фотеҳа”-ро барои шоири табрезӣ Қозӣ Исо тафсир намуда, ба пойтахти Озарбойҷон роҳӣ мекунад, мувофиқи пурсиши ҳокими Шервон Фаррухясор нусхае аз девони қадимии худ бардошта, армуғонаш мефиристад. Ҷомӣ мисли пештара ба ҷараёни адабии Ҳирот сарварӣ карда, падидаҳои нави онро зуд дарк намуда, барои инкишофашон ё бо қалам ва ё бо дирам мадад мерасонд. Чандин сол пеш ҷавони хушзавқе аз Бухоро омада, дар маҷлисҳо оид ба шеъру шоирӣ, арӯзу қофия ва махсусан сабку бадеияти шеър бо ҳарифон баҳсу талош мекард. Ӯ Сайфӣ тахаллус дошт ва бисёриҳо ӯро чун “Арӯзӣ” низ мешинохтанд. Сайфӣ на танҳо дар бораи сабки нави шеър гап мезад, балки худ дар баробари ғазалҳои маъмулӣ, муаммо ва тамсилҳо ғазалҳои тозае мегуфт, ки ба намояндагони аҳли ҳунар бахшида шуда, баъдан “ашъори ҳунармандӣ” ном гирифтанд. Роҷеъ ба ашъори ҳунармандии ӯ баҳси зиёд мерафт ва аксар онро намеписандиданд. Ҷомӣ ӯро на танҳо аз ҷиҳати маънавӣ пуштибонӣ мекард, балки ӯро аз ҷиҳати моддӣ ҳам ба зери ҳимояти худ гирифта буд. Боре ӯ ғазали худро дар васфи нонво ба Ҷомӣ хонд, ки чунин матлаъ дошт:

> То ба накди ҷон бути хаббози ман нон медиҳад,
> Ошиқи бечора нон мегӯяду ҷон медиҳад.

Устод ин ғазалро ниҳоят писандида, аз навгӯии шоир хеле шод гардид. Сайфӣ изҳор кард, ки ёру диёрашро зиёд

ёд кардааст, акнун мехоҳад, ки ба Мовароуннаҳр баргардад.

Инчунин, ӯ шиква пеш овард, ки дар Ҳирот кам кас аст, ки ба қадри ҳунари ӯ мерасад.

-Ҳирот конуни шеър аст, аз ин муҳит набояд дур шавед, -гуфт Ҷомӣ ва ба Навоӣ супоришномае фиристод, ки ғамхориро дар ҳаққи Сайфӣ дареғ надорад.

Баъди ин гуфтугӯ ва супоришномаи Ҷомӣ Сайфӣ боз тақрибан як сол дар Ҳирот монд ва баъд ба ин тарафи Омӯ баргашт.

Дар ҳамин ҳангом як ғазали туркии Навоӣ шуҳрат ёфт. Шеърияти баланд, вазни форам, сӯзу гудоз ва оҳанги он бо радифи "кошкӣ" ба Ҷомӣ низ таъсири балеғ расонд. Вай ба хаттоти номӣ Султоналӣ фармуд, ки онро дар коғази афшону зарҳалкорӣ навишта диҳад. Ҷомӣ навиштаи Султоналиро дар чорчӯбае гирифта, ба девори ҳуҷраи худ овехта монд ва ҳар бор ба он таваҷҷуҳ мефармуд:

Очмағай эрдинг ҷамоли оламоро кошкӣ,
Солмағай эрдинг бари оламда ғавғо кошкӣ.

-Чӣ ғазали хубе, -худ ба худ такрор мекард Ҷомӣ ҳар дафъае, ки онро мехонд ва ба дигарон таъриф мекард: -Мо ҳам қариб бист сол пештар бо ин радиф ғазал гуфта будем:

Бар сари он кӯ сари ман хок будӣ кошкӣ,
Поймоли он бути чолок будӣ кошкӣ...

Алишербек ҳамон вазну радифро гирифтааст, аммо тағйироти қофия бо садои баландшаванда оҳанги онро тағйир дода, басе форамтар гардондааст.

Ҷомӣ, ки бо вуҷуди забони туркиро хуб донистан худ боре ҳам ба гуфтани шеъри туркӣ азм намекард, дар ин вазну қофия ба тоҷикӣ ғазали ҷавобия навишта, онро ба

Ҳусайни Бойқаро бахшид ва ба воситаи вазир Маҷдиддин онро ба ӯ расонд:

Дидаме дидори он дилдори раъно кошкӣ,
Дида равшанкардаме з-он рӯи зебо кошкӣ.
Хотир андар сояи тӯбӣ наёсояд маро,
Соя кардӣ бар сарам он сарви боло кошкӣ...

Ҳусайни Бойқароғазалро хонда болид, ки Ҷомӣӯро ин қадар баланд мадҳ кардааст. Сипас гуфт:

-Агар ҳазрати Махдумӣ дар баҳои ин ғазал ними қаламравамро талаб мекарданд, медодам, вале афсӯс, ки он кас туҳфаро қабул намекунанд.

Маҷдиддин ин фурсатро мувофиқ ёфта, хабар дод:

-Ҷаноби Мавлавӣ пайғом фиристода изҳор карданд, ки аз азми юриши ҳазрати султон ба Марв овоза расидааст, аммо дарвешони дуогӯ дар ин амр хубие намебинанд, бояд дар доруссалтана буда, аз ҳоли фуқаро огоҳ бошанд, зеро вазъи шаҳр чандон хуб нест.

Подшоҳ ноилоҷ ба дархости Ҷомӣ розӣ шуд.

Бо супориши Ҳусайни Бойқаро Навоӣ ба ғазали Ҷомӣ мусаддас баст, оҳангсозони зиёде онро ба оҳангҳои гуногун даровард анд. Ин мусаддас хеле шуҳрат ёфт. Банди аввали он чунин буд:

Кардаме бар хоки кӯи дӯст маъво кошкӣ,
Судаме рухсори худ бар хоки он по кошкӣ,
Омадӣ берун зи кӯй он сарви боло кошкӣ,
Бурқаъ афгандӣ зи рӯи оламоро кошкӣ.
“Дидаме дидори он дилдори раъно кошкӣ,
Дида равшанкардаме з-он рӯи зебо кошкӣ...”

Январи 1486 Мавлавӣ Ҷомӣ чаҳорумин бор соҳиби писар гардид. Чун кӯдак дар айни зуҳр ба дунё омада буд,

ӯро Заҳириддин Исо ном ниҳоданд. Ин воқеа баъди нуҳ соли таваллуди Зиёуддин Юсуф дар 72-солагии шоир ба вуқӯъ пайваста буд.

Аммо ин дафъа ҳам бахт мададгори Мавлавӣ нашуд. Тифл зуд оламро тарк кард. Пири 72-сола кӯдаки 40-рӯзаро ба хоки сард супурда, як ҷаҳон орзуи худро низ бо сад алам гӯр карда, дар вафоти ӯ ин қитъаро ба қалам дод:

Нури дида, Заҳири дин, ки фитод
Додану бурданаш ба ҳам наздик,
Буд барқе зи осмони карам,
Зодану мурданаш ба ҳам наздик.

Доғи фарзанд меҳри ӯро ба писараш Зиёуддин Юсуф афзуд:

Ҳеч неъмат беҳтар аз фарзанд нест,
Ҷуз ба ҷон фарзандро пайванд нест.
Ҳосил аз фарзанд гардад коми мард,
Зинда аз фарзанд монад номи мард.

Ҷомӣ медонист, камоли фарзандашро нахоҳад дид, бинобар ин дақиқае аз тарбияти ӯ фориғ набуд. Аз хурдӣ на танҳо ба ӯ савод меомӯзонд, балки ӯро дар рӯҳи одамият тарбиятт карда, аз рӯи ҳикмати “Одамиро насаб ба ҳунар дуруст бояд, на ба падар” ба ӯ мефаҳмонд, ки мағрури аслу насаб нашуда, илм омӯзад, аммо бидонад, ки илми беамал заҳри бенӯш аст.  Дар айёме, ки Зиёуддин Юсуф ҳафтсола мешуд, падар ба ӯ насиҳат медод:

Чу нодонон на дар банди падар бош,
Падар бигзору фарзанди ҳунар бош.
Чу дуд аз равшанӣ набвад нишонманд,
Чӣ ҳосил з-он ки оташрост фарзанд?!

Зиёуддин Юсуф аз падар табъи шӯхро ҳам мерос гирифта буд. Боре вақте ки ӯ панҷ-шашсола буд, Соғарии раҳматӣ ӯро гирифта, ба кӯча мебарояд. Иттифоқо, мебинанд, ки касе дар ҷӯй аспи тавила баровардаи худро мешӯяд ва бо қишав сағриву думи онро тоза мекунад. Зиёуддин Юсуф бо Соғарӣ ин манзараро тамошокунон меистанд. Соғарӣ аз Зиёвуддин Юсуф мепурсад:

-Сағрию думи асп ба чӣ мемонад?

-Сағрии он ба рӯи Соғарӣ, думи он ба риши Соғарӣ, - гуфта фавран ҷавоб медиҳад писарак ва ба риши дарозу рӯи фарбеҳи Соғарӣ ишорат мекунад.

Дар ин миён Ҷомӣаз Боязиди II, ки аз ихлосмандонаш буд, мактуб гирифт, ки ӯ китоб металабид. Ҷомӣ дафтари севуми "Силсилат-уз-заҳаб"-ро оид ба адлу дод, сулҳу покӣ, фурӯ нишондани ғазаб, фазилати ҷуду карам, раҳму шафқат ва дигар ҷиҳатҳои оини мулкдорӣ навишта, ба ӯ фиристод.

Абдурраҳмони Ҷомӣбаъди ҳамаи ин корҳо "Силсилат-уз-заҳаб" ва "Саломон ва Абсол"-ро ба "Хамса" пайваста, онро "Ҳафт авранг" ном ниҳод.

> Ин ҳафт сафина дар сухан якранганд
> В-ин ҳафт хазина дар гуҳар ҳамсанганд,
> Чун Ҳафт бародарон бар ин чархи баланд
> Номӣ шуда дар замин ба "Ҳафт авранг"-анд.

Ҷомӣ дар ин муқаддима ҳаққонӣ зикр намуд, ки тамоми маснавиёти пешинаи адабиёти форсии тоҷикӣ, ки аксар қиссаву ҳикоятҳоеро фаро мегиранд, ки дар навъҳои дигари шеър ғунҷоиш надоранд, дар ҳамин ҳафт вазни "Ҳафт авранг" навишта шудаанд, зеро ин вазнҳо сабуку ширин буда, аз такрори барзиёди онҳо хотири шунаванда малоле намебинад, вале ин ҷо бояд тавзеҳ дод, ки дар баҳри "Сабҳат-ул-аброр" ба ҷуз он чанд байте, ки Ҷомӣ аз "Нуҳ

сипеҳр”-и Хусрави Деҳлавӣ ёд мекунад, касе маснавие нагуфтааст ва ҳеҷ кас аз мавҷудияти он ҳам хабар намедиҳад. Бинобар ин, “Хамса”-ро ба “Ҳафт авранг” расондан, ҳар дафтари “Силсилат-уз-заҳаб”-ро ба мавзӯе хос гардондан, дар “Ҳафт авранг” чеҳраҳои барҷастаи намояндагони халқ – косибон, деҳқонон, аҳли бозор, аҳли хирадро нигоштан, дар “Хамса” маснавиҳои аз ҷиҳати мавзӯъ (“Сабҳат-ул-аброр”, “Юсуфу Зулайхо”) ва аз ҷиҳати вазн (“Сабҳат-ул-аброр”) навро ворид кардан, ғояҳои инсондӯстиро ба зиндагӣ мувофиқ намудан ва навпардозиҳои ҳақиқии Ҷомӣ буд, ки адабиётро пеш мебурд.

Дар ин миён зиндагӣ хеле тағйир ёфта буд. Ба сабаби баъзе чорабиниҳои иқтисодии Абӯсаид ва Ҳусайни Бойқаро Ҳирот ва атрофи он басе тараққӣ кард. Азбаски аз касоне, ки замини нав мекушоданд, то се сол хироҷ гирифта намешуд, дар музофоти Ҳирот, ки “булукот” номида мешуд, атрофи Марв ва ғайра замини бисёре обёрӣ ва ба кор андохта шуд. Аммо акнун ин қоида аз байн рафта, ба воситаи суюрғалу иқтаъ ва танг кардану фурӯ бурдани мулкҳои хурди деҳқонӣ замин торафт бештар ба моликияти подшоҳ, аъзои хонадони ӯ, ҳокимону сарлашкарон ва заминдорони калон табдил ёфта, дар ин давра рӯҳониёни олирутба ҳам дар қатори заминдорони калон ҷо гирифта буданд. Як худи Хоҷа Аҳрор дар вилояти Қаршӣ соҳиби 1300 қитъа замин буда, онро бо 3000 ҷуфти гов кишт мекунонд, корвониёни зиёди савдогар ва дӯконҳо дошт, касе ба адади чорвои ӯ сарҳисоб намерафт. Танҳо баъди маргаш дороии ӯро 500 ҳазор туман (5 миллион сӯм) ҳисоб карда, даҳякашро андоз гирифтанд. Заминҳои шоҳзода Бойсанғур 600 ҳазор туман (6 миллион сӯм) даромад медоду аз андоз озод буд. Деҳқонони хонавайроншуда ва заминро

аз дастдода, бештар дар шаҳр ҷамъ омада, сафи косибон ва ҳунармандонро пур мекарданд.

Музофоти атрофи Ҳирот ба нуҳ булук тақсим шуда, ҳар булук чандин ноҳияву қария ва қишлоқу деҳкадаҳоро ба худ тобеъ карда, шаҳрро бо ғалла, мева, сабзавот, масолеҳи бинокорӣ, хӯроки чорво, ҳезум ва ашёи хоми маҳсулоти ҳунармандӣ таъмин менамуд. Дар бозор харидорон дар болои бодомҳои дастмол, чормағзи коғазин, ангурҳои рангоранг, себи мушкон, ноку биҳиву дилафрӯз ва мавизитоифии Ӯба, харбузаҳои азимҷуссаву себи сафеди калон-калони Чишт,анори деҳаи Сарвистон ва пистаи Бодғис талош мекарданд. Ҳар булук бо маҳсулоту боигарии худ аз булуки дигар фарқ дошт. Масалан, дар наздикии қарияи Ҳисорак кони оҳан ва кони сурбро кор мекарданд ва ин қария, пеш аз ҳама, бо ҳамин конҳояш шуҳрат дошт. Вале аз булукоти Ҳирот ҳамоно Ӯба, ки деҳкадаи сернуфуси хушбоду ҳавое буд, бештар шуҳрат дошт. Аз мобайни ин деҳкада, ки дар доманаи кӯҳ андаруни дараи сарсабзе ҷойгир буд, рӯди пуробе ҷорӣ гардида, боғистону киштзорони онро ба самар меовард. Ҳиротиёни зиёде, ки ин ҷо мулк доштанд, аксаран тирамоҳро дар Ӯба мегузаронданд. Аммо мардуми таҳҷоии Ӯба қариб саросар музореъ, чоряккор, боғбон ва кадевар (боғбоне, ки аз илми зироат бохабар бошад) ва ғуломони озодшуда буда, дар заминҳои давлатӣ, ки мулки девонӣ ном доштанд, мулки заминдорон, ки бо роҳи иқтаву суюрғал ва тархон мутааллиқи онҳо гардида буд ва заминҳои вақф кор мекарданд. Замину деҳа, водию воҳа ва ҳатто вилоятеро, ки подшоҳ ба ярлиғ -фармони махсус онро ба наздикон, сарлашкарон ва мансабдорони калон туҳфа мекард, суюрғалу иқтаъ мегуфтанд. Ҳамаи даромади мазруоту чарогоҳҳо ва ҷӯйбору осиёҳо, бар истисноӣ ҳаққи муздурон, ба фоидаи соҳиби суюрғал ҷамъ шуда, аз он ба давлат андоз

намедоданд. Тархон заминҳое буд, ки аз андоз озод карда шуда буд. Аммо андози чунин мавзеъҳо ба дӯши аҳолии мавзеъҳои ҳамсоя бор карда мешуд. Аз ин рӯ, хазинаи давлатӣ заррае зарар надида, вазниниро халқ мебардошт. Кам касе дар Ӯба ёфт мешуд, ки деҳқони соҳибихтиёр буда, мулки хос дошта бошад. Вале аҳли деҳкадаи Ӯба заминро дӯст медоштанд, онро гаштаву баргашта меронданд, сангашро батамом мечиданд, ғизо медоданд, обёрӣ мекарданд. Онҳо себу ношпотиро то баҳор ва харбузаро то харбузапази оянда нигоҳ медоштанд. Зулму истисмори бераҳмона ва андозҳои тоқатшикан ҳам меҳри онҳоро ба замин кам намекард. Ҷомӣ дар мадҳи ҳамин хел деҳқонон гуфта буд:

Қуввати ҷону тан зи деҳқон аст,
Қути рӯҳу бадан зи деҳқон аст.
Гар наёбад ҷаҳон зи деҳқон баҳр,
Қаҳт хезад зи корхонаи даҳр.

Ӯба боз бо чашмаи оби гарми Кӯбон ва оби сарди чашмаи паҳлӯи он ҳам овоза бароварда буд. Дар замони султон Абӯсаид дар сари чашмаи оби гарм иморате сохта буданд, ки мардумони зиёди дардманд аз ҳар гӯша омада, барои дармон  ёфтан чандборӣ дар он чашмаи шифобахш ғусл мекарданд. Дар бораи Ӯба шеъру достонҳо месуруданд. Шоире гуфта буд:

То нагӯям боғи ҷаннат Ӯбеҳ аст,
З- он ки аз сад боғи ҷаннат ӯ беҳ аст.
Нест чун ӯ беҳ Самарқанд, ар зи лутф,
Беҳтарин  меваҳои ӯ беҳ аст.

Ҷомӣ низ дар Ӯба мулки зиёде дошт ва бисёр вақт барои истироҳат вақтро бо баъзе шогирдони худ дар он ҷо мегузаронд.

Ҳирот, ки дар "Авесто" чун шаҳри сабзу хуррами ободон зикр мегардад, чандин бор равнақ ёфта, боз ба хоку туроб яксон гардида буд. Махсусан соли 619/1223 онро истило ва тамоми аҳолиро қатл кардани писари Чингизи бадкеш Тӯлу ва соли 785/1383 онро ба харобазор табдил додани Темури Ланг аз хотири халқ намебаромад. Вале шаҳр ҳар дафъа аз миёни хоку хуну харобазорҳо боз қомат рост мекард ва дар замони Шоҳрух, Бойсанғур, Абулқосим Бобур, Абӯсаид ва Ҳусайни Бойқаро (807- 912/1405- 1506) дар даруну беруни он даҳҳо қасру кӯшк, мадрасаву мактаб, китобхонаву дӯкон, мусофирхонаву масҷид сохта шуда, меъморони кордон қасру манораҳои қадимаро низ тиргак монда рост карданд. Зубдаи аҳли фазл дар ин солҳо ба ин шаҳр ҷамъ шуд. Дар мадрасаҳои он соле даҳ-ёздаҳ ҳазор толиби илм касби дониш мекард. Дар шаҳр дорулайтом (хонаи ятимон) ном муассисае пайдо шуд, ки кӯдакони оворагарди бепадару модарро гирифта тарбиятт мекард. Бошандагони ин шаҳр онро дӯст медоштанд, шоирон онро мадҳ мекарданд.

Хоҷа Тоҷиддини Сулаймонӣ гӯё меҳри дили сокинону мухлисонро дар меҳрномае ҷамъ оварда гуфта буд:

Ҳирот чашму чароғи ҷамеъи булдон аст,
Ҷаҳон тан аст ба нисбат, Ҳирот чун ҷон аст.
Шудаст синаи рӯи замин Хуросон, лек
Ҳирот аз раҳи маънӣ дили Хуросон аст.
Насими хулд зи боди мураввaҳаш мазҳар,
Ба хоки тинати ӯ мисмар оби ҳайвон аст.
Сафои ӯ ба сифат ғайрати ҷамоли биҳишт,
Ҳавои ӯ ба фараҳ рашки рӯҳу райҳон аст.

Ба сони равза банояш мумаҳҳидуларкон,
Мисоли сидра асосаш рафеъбунён аст.
Наъиму нози биҳишт аст сар ба сар он ҷо,
Муҷовираш ба масал низ мисли Ризвон аст.
Аз он гузашта ба рифъат зи осмон, ки кунун
Мақоми салтанат офтоби тобон аст.

Мавлоно Ҷалолуддини Ҷомӣ бошад на аз забони худ, балки аз забони мусофире дар таърифи Ҳирот мегӯяд:

Арабе дар Ҳирот мегардид,
Гарчи буд аз билоди мулки Ироқ.
Ба забони фасеҳ мефармуд:
“Лайса мисл-ал-Ҳирота фӣ-л-офоқ”.[15]

Дигаре гуфта:

Гар касе пурсад зи ту, к-аз шаҳрҳо хуштар кадом,
Гар ҷавоби рост хоҳӣ дод ӯро, гӯ: Ҳарӣ.
Ин ҷаҳон чун баҳр дон, дар вай Хуросон чун садаф,
Дар миёни он садаф шаҳри Ҳарӣ чун гавҳаре.

Таърихи Ҳиротро бо супориши Абдурраҳмони Ҷомӣ Муиниддини Исфизорӣ ба навиштан сар карда, онро баъди фавти устод ба охир расонд.

Ҷомеаи шаҳри Ҳирот дар ин айём ранги аҷибе дошт. Аз як тараф, дар он расму одатҳои шахшуда ҳам дар шишту хез, ҳам дар одоби муошират, ҳам дар рафтуо ҳукмрон буд, ҳар маҷлису суҳбат одоби хоса дошт, аз тарафи дигар, ятимҳову лавандҳо дар кӯю бозор авбошона гашта, ба решаи ҳар гуна расму одат теша мезаданд, дуздиву бадмастӣ, фоҳишагариву шоҳидбозӣ паҳн шуда буд. Аҳли

[15]Монанди Ҳирот шаҳри дигаре дар ҷаҳон вуҷуд надорад.

хирад ахлоқи пок ва русуми некро ташвиқ мекарданд. Ҳусайн Воизи Кошифӣ дар он рӯзҳо китоберо бо номи "Футувватнома" нигошта буд,ки тамоми расму оини суҳбатҳои ҷавонмардонро дар он баён мекунад. Вай дар зарурати қисса хондан менависад:"Қисса хондан ва шунидан фоидаи бисёр дорад. Он ки аз аҳволи гузаштагон хабардор шавад, он ки чун ғароиб ва аҷоиб шунавад, назари ӯ гушода гардад, чун меҳнат ва шиддати гузаштагон шунавад, донад, ки ҳеҷ кас аз банди меҳнат озод набудааст, ӯро тасаллӣ бошад. Чун заволи мулку моли салотини гузашта шунавад, дил аз моли дунё ва дунё бардорад, донад, ки бо кас ҷафо накарда ва нахоҳад кард. Ибрати бисёр ва таҷрибаи бешумор ӯро ҳосил ояд".

Аммо ин қисса хондан ҳам одоби махсус дошт:"Агар пурсанд, ки "Қиссахонӣ чанд навъ аст?" –Бигӯй: "Ду навъ: ҳикоятгӯӣ ва назмхонӣ". Агар пурсанд, ки : "Одоби қиссагӯён чанд аст?" –"Ҳашт: аввал он ки қисса, ки адо хоҳад, агар мубтадост, бояд, ки бар устод хонда бошад ва агар мунтаҳост, бояд, ки бо худ такрор карда бошад, то фурӯ намонад; дуюм он, ки чусту чолок ба сухан дарояд ва хому гаронҷон набошад, сеюм-бояд, ки донад, ки маърака лоиқи чӣ навъ сухан аст, бештар аз он гӯяд, ки мардум роғиби он бошанд; чорум-насрро вақт-вақт ба назм ороста гардонад, на бар ваҷҳе, ки муаддӣ ба малол шавад, ки бузургон гуфтаанд: назм дар қиссахонӣ чун намак аст дар дег, агар кам бошад, таом бемазза бувад ва агар бисёр гардад, шӯр шавад, пас эътидол нигоҳ бояд дошт, панҷум-суханони маҳол ва газоф нагӯяд, ки дар чашми мардум сабук шавад; шашум-суханони таъриз ва киноя нагӯяд, ки дар дилҳо гарон гардад, ҳафтум-дар гадоӣ муболиға накунад ва бар мардум танг нагирад; ҳаштум-зуд бас накунад ва дертар накашад, балки тариқи эътидол муръӣ дорад". "Агар пурсанд, ки "Одоби назмхонӣ чанд аст?" –

Бигӯ: “Шаш: аввал он ки ба оҳанг хонад, дувум-суханро дар дили мардум бинишонад, севум-агар байте мушкил пеш ояд, шарҳи он бо ҳозирон бигӯяд, чаҳорум-чунон накунад, ки мустамеъ (шунаванда) малӯл гардад, панҷум-дар гадоӣ савганди бисёр надиҳад ва муболиға нанамояд, шашум-соҳиби он назмро дар аввали маърака, ё дар охир ёд кунад ба фотиҳа ва такбир ва панд ва афсонахонон низ мисли ҳикоятгӯёнанд. Эшонро низ ҳамин адабҳо риоят бояд кард”.

Чун дар шаҳр қатлу ғорат, фиребу найранг, майнӯшиву авбошӣ ҳам кам набуд, мардуми зиёд аслиҳа гирифта мегаштанд. Муштзанӣ ва даст ба гиребоншавӣ як феъли муқаррарӣ буд. Доруғаву миршабҳо ба ҷои пеши ҷиноятҳоро гирифтан, касони ба чангашон афтодаро тарсонда киса пур мекарданд. Бисёр мешуд, ки гунаҳгорон озоду бегуноҳон маҳбус мешуданд. Ҷомӣдар як мактубаш ба Маҷдиддин дар ин хусус батафсил навишт.

Кафшдӯз Дарвеш Муҳаммад барои се кафшро дар бозор фурӯхта, аз рӯи ду кафш аминона (андози бозор) доданаш чун қаллоб ба ҳабс гирифта шуд. Ҷомӣба Маҷдиддин номае навишта, афви гуноҳи ин кафшдӯзи бечораро дархост кард.

Дарвеш Муҳаммадро аз рӯи шафоати Ҷомӣозод карданд.

Суҳбатҳои Ҷомӣва ёрони ӯ мисли пештара мегузашт. Боре бисёре аз аҳли ҳунар ва фозилону адибон дар хонаи Навоӣ ҷамъ шуданд. Подшоҳ Султон Ҳусайни Бойқароҳам он ҷо буд. Суҳбат дар гармӣ буд, ки таом оварданд. Таомҳо бисёр лазиз буданд.

Ҳусайни Бойқароаз табақе чошние гирифта гуфт:

-Аз ин таомҳо ба Мавлавӣ Ҷомӣнишона фиристодан муносиб аст.

-Ба чашм, гуфт Навоӣ ва баъд фармуд, ки ҳиссае аз таом бикашанд ва ба Ҷомӣфиристанд ва муқаррар кард, ки

онро Хоҷа Деҳдор барад. Дунбаи фарбеҳи гӯсфанде низ дар он таомҳо буд.

Хоҷа Деҳдор чун ба манзили Ҷомӣрасид, дар таърифи он дунба муболиғаро аз ҳад гузаронд. Ҷомӣяқинан пай бурд, ки Хоҷа Деҳдор ба он рағбату тамаъ дорад, -гуфт:

-Марҳамат намоед, мо на қуввати дунбахӯрӣ дорем, на иштиҳои он, насиби шумо будааст, бихӯред, ош шавад.

Хоҷа Деҳдор, ки одами хушиштиҳое буд, “ташаккур, сипосгузорам”-гӯён дар як он дунба ва ҳамаи он таомҳои овардаашро тамом бихӯрд.

Ҷомӣкоғазчае навишта, ба дасти Хоҷа Деҳдор дод, ки ба Навоӣ бирасонад. Дар он коғазча ин рубоӣ навишта шуда буд:

Эй Хоҷа, маро ба лутфи худ парвардӣ,
З-овардани пушти дунба фарбеҳ кардӣ.
Биншастию дунбаро ба рағбат хурдӣ,
Бурдӣ ба шикам, он чи ба пушт овардӣ.

Умуман, ин Хоҷа Деҳдор баробари донишу табъи хуш хислатҳои ношоиста ҳам дошт ва аксар аз атоҳои ба Ҷомӣ фиристодаи Навоӣ мезад. Боре Ҷомӣ дар ҳаққи ӯ ин қитъаро гуфта буд:

Ба Деҳдор гуфтам, кибардор бахш
Аз он суфра, к-аз вай сар афроштам.
Зи инсоф дам зад, к-аз он бахши худ
Ҳамон бас, ки дар роҳ бардоштам.

Ҷомӣ акнун дар суҳбатҳо кам иштирок мекард ва аксар шабу рӯзи худро дар суҳбати аниси беҳтарин ва устоди бузургтарин-китоб мегузаронд, зеро имон дошт, ки:

Хуштар зи китоб дар ҷаҳон ёре нест,
Дар ғамкадаи замона ғамхоре нест.
Ҳар лаҳза аз ӯ ба гӯшаи танҳоӣ,
Сад роҳате ҳасту ҳаргиз озоре нест!

Дар ин замон дар натиҷаи фосид шудани ахлоқи табақаҳои гуногуни ҷамъият ва, пеш аз ҳама, ашрофу аъён чандин китоби ахлоқ ба вуҷуд омад, ки донишмандон бо ин роҳ мехостанд ин иллатро даво кунанд. Биноӣ, Ҳусайн Воизи Кошифӣ, Навоӣ ва дигарон афкори Ҷомиро тараққӣ доданд.

Соли 892/1487 буд, ки Навоиро подшоҳ ҳокими Астаробод таъин карда, ба он ҷо фиристод.

Дар андак замон Ҷомӣ «Баҳористон»-ро навишта, ба итмом расонд. Аввалин касе, ки асари нави худро ба муҳокимаи ӯ гузошт, шогирди фазилатмандаш Абдулвосеи Низомӣ буд.

Кӯшишоти Мавлавӣ Ҷомӣва шогирдони ӯ дар тарбияти Зиёуддин Юсуф ба ҳадаф нарафт. Зиёуддин Юсуф, ки каси модарзод хушсурате буд, дар натиҷаи андӯхтани илм ва касби фазоил соҳиби сирати марғуб гардида, дар саховатмандӣ ва некӯкорӣ аз падар монданӣ надошт. Вай дар 19-20-солагӣ забони арабӣ, фиқҳ ва тасаввуфро ба дараҷаи аъло аз худ карда, садҳо байти бузургони адабиёти тоҷикро аз ёд медонист, дар арӯз ва забони форсӣ устод шуд, чандин хатро дар камоли маҳорат менавишт, дар настаълиқ дар сафи пешқадамон меистод ва дар ин роҳ сабки Миралиро давом медод, гоҳ-гоҳе шеър ҳам мегуфт, ки ин матлаъ аз онҳост:

Зи дар ағёру аз девор санги ёр меояд,
Балои дардмандон аз дару девор меояд.

Ҷомӣ баъди он ки "Баҳористон"-ро ба охир расонд, муддате ба ҷамъ овардани куллиёти худ машғул гардида, тамоми китобҳои мансур ва манзуми итмомёфтаашро, ки гарчанде ҷудо-ҷудо, ё ба тарзи "Хамса"-ву "Ҳафт авранг" машҳур шуда буданд, дар як ҷо ҷамъ кард. Бар замми ин, Ҷомӣсоли 1489 девони дувуми худ ашъори лирикии дар солҳои 1480-1489 сурудаашро низ тартиб дода, онро ба куллиёт дохил намуд.

Ҷомӣба "Куллиёт"-и худ 37 асар дохил кард.

Мавлавӣ Ҷомӣ ба ҳамин хост, ки эҷодиёти илмию адабии зиёда аз чиҳилсолаи худро ҷамъбаст намояд. Аммо аз замони тадвин гардидани девони дувумаш ҳарчанд на бештар аз ду сол гузашта бошад ҳам, боз наздик ба се ҳазор байт шеър эҷод шуда буд. Бинобар ин, ӯ соли 1491 девони севуми худро тартиб дода, онро низ ба "Куллиёт" дохил кард.

Сабаби пурмаҳсулии Ҷомӣдар чист? Баъзеҳо гумон мекунанд, ки сарпарастии подшоҳи замон ва махсусан пуштибонии Навоӣ Ҷомиро ба ин мартаба расондааст. Ин ақида аввалан дар вақти зиндагии худи Ҷомӣ пайдо шуда будааст.

Номии Ироқӣ, ки аз қарияи Шамохин буда, дар Ироқ мезистааст, ашъори зиёде мегӯяд, аммо дар байни халқ шуҳрате пайдо намекунад, ба дарбори шервоншоҳиён муроҷиат менамояд, истиқбол намебинад, маҷбур мешавад, ки танҳо аз китобат рӯз гузаронад. Рӯзе ӯ ба Шервоншоҳ ин қитъаро навишта мефиристад:

Зоти ман маҷмӯаи фазлу камоли олам аст,
Гар харидоре набошад, аз куҷо номӣ шавам?
Кӯл гирӣ, хуб медонам, ваде кӯлӣ куҷост?
Чун Алишере бибояд, то ки ман Ҷомӣ шавам!

Ин қитъа, ки дар он ба воситаи санъати лутф «номӣ» чун тахаллуси гӯянда ва номдор, «кӯл гирифтан» чун ба китф бардоштан ва барафкандан, «кӯлӣ» чун гӯштингир ва лӯлӣ истифода шудааст, то ба Ҳирот ҳам мерасад. Онро ба гӯши Ҷомӣ ҳам мерасонанд. Аммо ӯ табассуме карда, чизе намегӯяд. Абдулғафури Лорӣ бо шунидани ин қитъа Номиро ғоибона бошад ҳам, сахт дашном дода, қитъаи зеринро навишта, ба ӯ роҳӣ мекунад:

Котиби номии Шамохинро
Кофтам, ёфтам, ки бас омист,
Бади устоди банда мегӯяд:
Он ки машҳур дар ҷаҳон Ҷомист!
Гуфтамаш дар ҳузури Шервоншоҳ:
Бади Ҷомӣ магӯ, ки бадномист.

Ҳоҷати баҳс нест, ки Ҷомӣба сарпарастиву пуштибонии каси дигар эҳтиёҷ надошт. Камолиддин Биноӣ мегӯяд:

Ҷомӣ, он офтоби нуронӣ,
Он мунаввар ба нури субҳонӣ.
Қадри авқоти хеш чун дарёфт,
Ба сӯи ҳифзи накди вакт шитофт.
Қимати умрро шикаст надод,
Як нафасро дигар зи даст надод.

Соли 895/1490. Дар ин замон Хоҷа Аҳрор аз Самарқанд ба Ҷомӣ ва Навоӣпайғом фиристод, ки бемор аст ва хуб мешуд, агар барои ёрӣ расондан табиби хубе аз Ҳирот мефиристоданд. Ин хабар барои онҳо ногувор ва тааҷҷубовар буд. Ногувор аз он буд, ки Ҷомӣ ба Хоҷа Аҳрор эътиқоди тамом дошт, байни онҳо дӯстӣ барқарор

буд. Ҷомӣ ӯро барои ғайрату ҷасорат ва баъзе рафторҳояш эҳтиром мекард. Боре ӯ 300000 динор дода, аҳолии вилояти Тошкандро аз хироҷ озод карда буд. Хоҷа Аҳрор ҳам Ҷомиро бузург дошта, ба ёру ошно, иродатмандон ва ҳамсуҳбатони худ ӯро чун офтоби Хуросонтаъриф мекард, акнун бими он буд, ки шайх дунёро падруд бигӯяд. Тааҷҷубовар он буд, ки касе, ки ба ҳеҷ илм эътиқод надошта, ҳатто мантиқу каломро мехост аз мадрасаҳо бардорад, аз бими марг ба имдоди табиб рӯй овардааст. Пас, ҳама эътиқоди ӯро чӣ гуна мебояд фаҳмид?! Магар дар охири умр дар тафаккури ӯ тағйироте рӯй додааст? Бо вуҷуди ин, табиби номӣ Низомиддин Абдулҳай барои табобати Хоҷа Аҳрор фиристода шуд. Аммо дарди бемор илоҷнопазир будааст ва дере нагузашта ба Ҳирот хабари фавти Хоҷа Аҳрор расид. Ҷомӣ ба писари калонии Хоҷа Аҳрор Хоҷа Яҳё номае фиристода, бо он қитъае дар таърихи вафоти Хоҷа Аҳрор ва марсияи таркиббанде дар марги ӯ навишта роҳӣ намуд, ки бо ин байт шуруъ мешуд:

Мавҷзан мебинам аз ҳар дида тӯфони ғаме,
Мерасад дар гӯшам аз ҳар лаб садои мотаме.

Рӯзе Навоӣ баъди сафари Машҳад мувофиқи одати худ рост ба мулоқоти Ҷомӣ омада, ӯро машғули иншо ёфт.

-Девони сеюмро такмил медодам,- гуфт Ҷомӣ. - Имрӯз поён пазируфт. Сипас Ҷомӣ девони бо хати худ навиштаашро ба Навоӣ ҳадя фармуд.

-Шунидаам, ки Мир Хусрав ва дигар аҳли назм, девонҳои ҷудогона доштаанд, ба ҳар яки онҳо номи муносибе гузоштаанд. Чӣ мешуд, ҷаноби устодӣ, агар шумо ҳам девонҳои худро, ки адади онҳо ба се расидааст, чун се мағзи тоза дар як пӯст, -дар як ҷилд фароҳам оварда, ба ҳар кадоме номе мегузоштед? –илтимос кард Навоӣ.

-Ба чашм, -гуфта Ҷомӣ илтимоси дӯсташро қабул кард.

Баъди ду рӯз Навоӣбоз ба хизмати устод омад. Ҷомӣаз бағал ҷузверо бароварда ба Навоӣ дод. Навоӣ мулоҳиза намуда, дид, ки Ҷомӣ ҳар се девонро дар як ҷо ҷамъ карда, барои он муқаддимае навишта, ба девони якум “Фотиҳат-уш-шубоб” (ибтидои ҷавонӣ), ба девони дувум “Воситат-ул-иқд” (шаддаи гавҳарҳои миёнасолӣ) ва ба сеюм “Хотимат-ул-ҳаёт” (поёни зиндагӣ) ном гузоштааст.

-Чун девонҳои ту ҳам дар алфози туркӣ ҷудогона шудааст, ту низ ҳар якеро бо исме аз якдигар мумтоз гардон, -гуфт Ҷомӣ ба Навоӣ.

Навоӣ ин маслиҳати устоди худро қабул карда, ба девонҳои чоргонаи туркии худ дар пайравии девонҳои Ҷомӣ ном гузошт.

Ин воқеа соли 1492 тақрибан дар фасли тирамоҳ ба вуқуъ пайваста буд ва ин охирин кори эҷодии Ҷомӣ ва ҳамкории ӯ бо Навоист, ки мо медонем.

Ҷомӣ дар ҳамин охирин навиштаи маълумаш мероси илмӣ ва адабии худро ҳаёти дувум номида буд:

Ҳаргиз накунад ин фалаки пуршутулум
Номи моро зи номаи ҳастӣ гум,
Зеро ки бақои ин пас аз марги нахуст,
Гӯянд ҳакимон, ки ҳаётест дувум.

## ХАЗОНУ БАҲОР

Соли 899 ҳиҷри -1492 мелодӣ буд. Ҷомӣ дар худ осори заъфи пириро бештар ҳис мекард ва бо дӯстону муҳибони худ гоҳ-гоҳ аз наздик расидани замони фироқ лаб мекушод. Аксар ин ду байти Шайх Саъдӣ вирди забони ӯ буд:

Дареғо, ки бе мо басе рӯзгор
Бирӯяд гулу бишкуфад навбаҳор.

Басе тиру даймоҳу урдибиҳишт
Биёяд, ки мо хок бошему хишт.

Миёнаҳои тирамоҳ. Ҷомӣ ба сайри атрофи шаҳр баромада, дар қарияи Ӯба, ки мулке дар он ҷо ба ӯ тааллуқ дошт, бар хилофи одат он қадар таваққуф кард, ки аз вақти ваъдашуда хеле бештар тӯл кашид. Ҳамроҳонаш дар изтироб афтода, аз Ҷомӣ хоҳиш мекарданд, ки зудтар ба шаҳр баргардад.

-Дил аз якдигар мебояд канд, -гуфт Ҷомӣ ва яке аз ҳамроҳонашро назди худ даъват карда, илова намуд:

-Ту гувоҳ бош, ки моро ҳеҷ кас ба ҳеҷ ваҷҳ вобастагӣ намондааст ва қарзе дар гардани мо нест, -вай каме сукут варзида таъкид кард. - Бар ҳоли мо ғамгин мабошед, балки тарабу хушдилӣ кунед.

Бегоҳии он рӯз Ҷомӣ бо ёрону дӯстон ба Хиёбони Ҳирот, ба манзили худ баргашт. Ин охирин сайру саёҳати ӯ буд.

Ҷомӣдар бистари беморӣ хобида буд.

Одамони зиёде ба аёдати ӯ омада мерафтанд. Танҳо наздикон ваақрабои Ҷомӣ ба ҷое намерафтанд. Дард бадани Ҷомиро мегудохт. Аммо ӯ сабр мекард ва ҳар замон чашм кушода, гоҳ ба писари ягонаи худ Зиёуддин Юсуф менигарист, гоҳ ба берун – ба кӯча чашм медӯхт ва боз чашмонашро дуру дароз мепӯшонд, гоҳ беҳол мешуд, гоҳ ба ҳуш меомад.

Мавлоно Муҳаммади Баҳрободӣ, ки аз шогирдони Ҷомӣбуда, акнун аз ҳодиса хабардор шуда буд, баробари аз дар даромадан пурсид:

-Ҳоли устод чӣ навъ?

-То бомдод хуб буданд, ҳоло дигаргунтар шуд, -гуфт Навоӣва аз дил гузаронд: - Бе ҳазрати Махдумӣ ин ҳалқа ҳама гусаста мегардад, ҳазрати  Махдумӣ василаи ҷамъ шудани ин аҷзо буданд.

Дар ин дақиқаҳои вазнин ҳам шоир фикр мекард. Аз он дилаш хурсанд буд, ки дар назди ҳеч кас қарздор нест, зиндагии худро дар роҳи хубиҳо сарф кардааст, аз ин рӯ метавонад осуда аз дунё даргузарад. Ба назараш чунин намуд, ки хона равшан шуд. Аммо бо вуҷуди ин шарбати марг коми ӯро талх карда буд. Вай ба берун нигарист, баргҳои хазонро дид, ки шамол онҳоро ба ҳар сӯ мепарронд, онҳо дигар на решае доштанду на муттакое. Умри худро ба он шабеҳ дид. Аммо боз аз ҳол рафт ва баъди чанде чашмонашро кушода, сарашро каме бардошту ба Ғиёсуддин Муҳаммад, ки “Ёсин” мехонд, ишора кард ва “оҳ бас кунед, ки мурдам”, –гуфт.

Аҳли нишастро якбора хушҳолӣ фаро гирифт. Яке аз ҳозирон гуфт:

-Устод дар ҳамин ҳолат ҳам зарофатгӯӣ мекунанд.

-Хислати одами нек, -гуфт дигаре.

Хоҷа Абдулазиз дигаргун шудани ҳолати Ҷомиро пай бурда, ба ӯ мадад расонд, ки сарашро аз тарафи машриқ ба ҷониби шимол монад. Баъди чанд дақиқа сари Ҷомӣба тарафи рост афтод ва ӯ тамом шуд. Ғиреве бархост. Ғиёсуддин Муҳаммад машғули талқин ва бастани даҳони майит шуд, дигарон оҳу ноларо бардоштанд. Дуди ҳасрат ба фалакҳо печид. Навоӣоби чашмашро поккунон афғони ҷонхароше баровард:

-Дареғу дард, акнун ҷаҳон мисли бадани беҷон холӣ монд.

Ин ҳодисаи аламафзо рӯзи ҷумъаи 17 мухаррами санаи 898/8 ноябри соли 1492, баъди шаш рӯзи бемории Ҷомӣрух дод ва дар ин фасли хазон умри ин инсони бузург ҳам хазон гардид.

Хабари марги Ҷомӣбарқсон ба тамоми атрофу акноф паҳн шуд. Рӯзи дигар аз субҳи шанбе сар карда, халоиқ аз ҳар тараф –аз шаҳрҳову вилоятҳо бо дили бирёну чашми

гирён омадан гирифтанд. Қариб сад ҳазор кас ҷамъ шуд ва дар он рӯз шаҳри Ҳирот ба мотамгоҳе табдил ёфт. Тамоми акобиру аъён ва аҳли ҳунару дарвешон ба видои Ҷомӣ омаданд. Ҳусайни Бойқаро ҳам баъди фурсате мотамзадаву андӯҳманд омада, гардани Зиёуддин Юсуфро гирифт, сари ӯро ба сина пахш кард ва ашкрезон ҳой-ҳой гирист. Баъд замоне нишаста, Навоиро, ки соҳибазо буд, дилдорӣ кард. Аммо аз сабаби дарди пой доштанаш ба ҷаноза наистода, баргашт. Завҷаи ӯ Бикабегим ҳам омада, ба завҷаи Ҷомӣ таъзия гуфта рафт.

Тобутро бардоштанд. Наздикони Ҷомӣ пеш-пеши он асо ба дасту миёнбаста, ҳой-ҳой гирякунон мерафтанд. Аз онҳо пештар гурӯҳи риндони Хуросон, ки Ҷомиро пешвои худ мешумурданд, мерафтанду ин абётро бо шӯру шааф такрор мекарданд:

Аз базми тараб бодагусорон ҳама рафтанд,
Мо бо кӣ нишинем, чу ёрон ҳама рафтанд.
Не Кӯҳкани бесару по монду на Маҷнун,
Аз кӯи ҷунун силсиладорон ҳама рафтанд.

Ҳирот як соли тамом марги Ҷомиро мотам гирифт. Дар бегоҳии солонаи вафоти Мавлавӣ Ҷомӣ подшоҳи вақт Ҳусайни Бойқаро оши сол дод. Дар ҳамин шабу рӯз Навоӣдар болои марқади устоди бузургаш иморати олии тоқу равоқ ва қуббадор ниҳода, ходимони онро таъин кард.

Ҳиротиён дар бегоҳии солиёнаи вафоти Мавлавӣ Ҷомӣба Мусалло баромада, мазори ӯро зиёрат карданд. Бисёр одамони доро ба ин муносибат ба соилон ва ҳоҷатмандон хӯроку пӯшок бахшиданд.

Ҳусайни Бойқаро дар гӯшае минбар гузошта, бо аҳли завқ маҷлис орост. Дар он аз ҷумла адибони номӣ Кошифӣ, Навоӣ, Ҳотифӣ, Суҳайлӣ, Осафӣ, Комӣ, Алии Сафӣ, Абдулғафури Лорӣ, Абдулвосеи Низомӣ, Атоуллоҳи Машҳадӣ, Ҳисомӣ, Дарвеши Равғангар, Аҳмади Пиршамс

ҳам ҳозир буданд. Ҳама сар фурӯ карда менишастанд. Аз чеҳраи онҳо ғаму андӯҳ меборид. Кошифӣ, ки аз ҳамаи нишастагон калонсол буд ва 98 сол дошт, хомӯширо вайрон карда, лаб ба сухан кушод:

-Мавлавӣ Ҷомӣ намемиранд, номи он кас ҷовидонист. Хоҷа Ҳофиз мефармоянд:

Ҳаргиз намирад он, ки дилаш зинда шуд ба ишқ.

Оре, ҳаргиз намирад он, ки дилаш зинда шуд ба ишқ!

Ҳотифӣ ба ҳозирон нигоҳе карда, гӯё худ ба худ гуфт:

-Ҳақ асту рост, касоне мисли Махдуми Ҷомӣ ҳаргиз намемиранд. Аз гулбоғи назми он ҷаноб нашъаи баҳори ҷовидон меояд. Махдум дар мазраи олам тухми некӣ ва хирад коштанду дар конуни синаи мардум машъали дониш афрӯхтанд. Ин машъал одамонро ба ёди хубиҳо мебарад.

Вале сухани ӯро ҳама шуниданд. Навоӣ инони суханро ба даст гирифт:

-Аз он рӯзе, ки сарвари муҳаққиқон Ҳазрати Махдуми нуран падруди ҷаҳон гуфтанд, як сол пур шуд. Дар ин муддат дилҳои муҳиббон пора-поратар шуд, аз чашмҳо дарё-дарё сиришк ҷорӣ гашт, вале ҳайҳот одатуллоҳ он аст, ки бо оҳу шеван мурдаро наметавон зинда кард. Шод бод рӯҳи Ҳазрати Махдумӣ, -ӯ суханашро давом дода натавонист, гиря гулӯгираш кард, каме сукут варзид ва базӯр садо баровард. –Банда дар таърихи фавти устод қитъае гуфтаам, ки мехоҳам ба самъи мубораки ҳозирин бирасонам:

Гавҳари кони ҳақиқат, дурри баҳри маърифат,<br>
К-ӯ ба ҳақ восил шуда, дар дил набудаш мосивоҳ.<br>
Кошифи сирри илоҳӣ буд, бешак, з-он сабаб<br>
Гашт таърихи вафоташ “Кошифи сирри Илоҳ”.

Шоирон қариб ҳама як-як аз ҷо мехестанду таърихҳои гуфтаашонро мехонданд.

Дар ҳамаи он таърихҳо сифатҳои Ҷомӣ ва иборате, ки аз он соли вафоти Ҷомӣ – 898 мебаромад, зикр шуд. Яке хонд:

Султони ақлу дониш Ҷомӣ, ки ёфт дар хулд
Аз бодаи висолаш арвоҳи қудс ҷоме.
Таърихи фавти ӯро аз ақл хостам, гуфт:
“Оҳ аз фироқи Ҷомӣ, оҳ аз фироқи Ҷомӣ”.

Мисраи охиринро чандин кас баробар ду-се бор такрор карданд, зеро кайфияти онҳоро ба хубӣ ифода мекард.

Навбат ба Мавлоно Комӣ, ки низ аз шогирдони Ҷомӣ буд, расид. Ӯ арз кард, ки таърих нагуфтааст, вале марсияи маснавие иншо кардааст, ки мехоҳад қироат кунад. Навоӣ илтимос кард, ки бихонад. Комӣ бисёр бо сӯзу гудоз ба хондани марсия шурӯъ кард:

Дар фироқаш ҳама пӯшида либоси мотам,
Бахри он шаҳри Ҳарӣ гашта саводи аъзам.
Чун ба байти:
Оқибат манзили мо зери замин хоҳад буд,
То қиёмат ҳамаро ҳол ҳамин хоҳад буд.

расид, дили ҳозирон реш гашт ва аз чашми аксарашон сиришк ҷорӣ шуд..

Навоӣ оби дидагонашро пок карда, аз бағалаш коғазеро баровард ва ба Ҳусайни Кошифӣ дароз карда гуфт:

-Мавлоно, банда ҳам марсияе дар вафоти устоди бузургвор Махдуми нуран гуфтаам, илтимос ҳаминро як қироат мекардед.

Кошифӣ ба пиронсолии худ нигоҳ накарда, аз ҷой бархост ва “ба чашм”-гӯён коғазро аз дасти Навоӣ гирифт, айнакро ба чашм гузошта, саллаашро дуруст кард ва болои минбар баромада, бо овози пирона, вале ҳанӯз ҳам пурқуввати худ ба хондан оғоз крад:

Ҳар дам аз анҷумани чарх ҷафои дигар аст,
Ҳар як аз анҷуми ӯ доғи балои дигар аст.
Рӯзу шабро, ки кабуд асту сияҳҷома дар ӯ,
Шаб азои дигару рӯз азои дигар аст.
Балки ҳар лаҳза азоест, ки аз дашти адам
Ҳар дам аз хайли аҷал гарди балои дигар аст.
Ҳаст мотамкадае даҳр, ки дар ҳар тарафаш
Дуди оҳи дигару нолаву вои дигар аст.
Оҳи ӯ ҳаст ба дил тирагӣ афзоянда,
Вои ӯ низ ба ҷои яъс фазои дигар аст.
Гули он боғ, ки сад пора зи мотамзадагист,
Ҳар яке сӯхтаи ҷомақабои дигар аст.
Оби ӯ захру ҳавояш мутааффин, чӣ аҷаб,
Ки дар ин марҳала ҳар лаҳза вабои дигар аст.
Аҳли дил майл сӯи гулшани қудс оварданд,
Ҳаст аз он рӯ, ки дар ӯ обу ҳавои дигар аст.
Назди арбоби яқин дори фано ҷое нест,
Ватани аслии ин тоифа ҷои дигар аст.
З-он сабаб масти маи ҷоми азал орифи Ҷом
Сархуш аз дори фано сӯи ватан кард хиром.

Дар рафти марсияхонӣ яке мегирист, дигаре оҳ мекашид, севумӣ дарун-дарун месӯхт. Манзараи ғамангезва ҳузноваре падид омад. Садои Кошифӣ ба гӯш мерасид:

Дӯстон, дар ҳама фан нодираи олам ку?
Афзалу афсаҳи аҷноси бани Одам ку?

Дар биёбони таманнош халоиқ мурданд,
Ба давои ҳама он Хизри масеҳодам ку?
Дили аҳбоб шуд аз теғи фироқаш сад захм,
Он ки будӣ ҳамаро хулқи хушаш марҳам ку?
Хома рӯ карда сияҳ, синаи худро зада чок,
Ки худованди ман, он бар уламо аълам ку?
Ҳуҷра холию парешон шуда авроқи кутуб,
Соҳиби ҳуҷра куҷо, нозими онҳо ҳам ку?
Дар саро нест ба ҷуз худкушии ғамзадагон,
Он ки таскин диҳад ин ҳурвашон аз ғам, ку?
Дар Хуросон натавон гуфт, ки кас хуррам нест,
Он кӣ дар рӯи замин ёфт шавад хуррам, ку?
На ки дар хонақаҳи зуҳд фитад ин мотам,
Дар хароботи фано низ ба ҷуз мотам ку?
Эй ки будан ба фано аҳд кунӣ боқии умр,
Андар ин дасти фано аҳди бақо муҳкам ку?
Ишқбозон зи ғам оташ ба дил афрӯхтаанд,
Ҷонгудозон ҳама з-ин оташи ғам сӯхтаанд.

Хониши Кошифӣ таъсири шеърро як бар сад афзуд. Чун ба хондани банди шашум пардохт, дуди фиғони ҳама ба фалак печид.

Марсия ба поён расид. Мардум ёди Ҷомӣ дар дил аз ҷой бархостанд. Офтоб ба паси уфуқ пинҳон мешуд. Шафақи он аз идомаи нур дарак медод.

1972-1976

## МУНДАРИҶА



***Ба матбаа супорида шуд 30.06.2014***
***Барои нашр имзо шуд 02.07.2014***
***Чопи офсети. Андоза 60х84 1/16.***
***Супориши №--. Адади нашр 200 нусха.***

***Матбааи АИ ҶТ «Дониш»***
***ш. Душанбе, кӯчаи С. Айнӣ 121, бинои 2***